ББК 84(0)9

Мураттиб *Саҳобиддин Сиддиқов*

Муҳаррири масъул *Аълохон Афсаҳзод*

Муҳаррир *Ҳ. Қурбонова*



**Саъдии Шерозӣ**

С 38 Бӯстон: Иборат аз чаҳор ҷилд. Ҷилди 4. (АИ РСС Тоҷикистон). Душанбе: Адиб, 1990, 304 саҳ.

ISBN 5—8362—0361—X

«Бӯстон» аз шоҳкориҳои беназири адабиёти форсу тоҷик аст. Аксар байтҳои он дар байни мардум ба хукми мақол ва зарбулмасал урфӣ гардидаанд.

**Саади Шерози.**

Собрание сочинений в 4-х томах, т. 4.

Четвертый том Саади содержит в себе полный текст маснави «Бустон».

**ББК 84(0)9**

С $\frac{\textbf{4702540102—114}}{\textbf{М 503(12)—90}}$ 78 — 90

ISBN 5—8362—0361—X

## «БӮСТОН»[1]

Ба номи худованди ҷонофарин,
Ҳакими сухан дар забонофарин.
Худованди бахшандаи дастгир,
Қарими хатобахши пузишпазир.
Азизе, ки ҳар к-аз дараш сар битофт,
Ба ҳар дар, ки шуд, ҳеҷ иззат наёфт.
Сари подшоҳони гарданфароз,
Ба даргоҳи ӯ — бар замини ниёз.
На гарданкашонро бигирад ба фавр,
На узроваронро биронад ба ҷавр.
В-агар хашм гирад зи[2] кирдори зишт,
Чу боз омадӣ, моҷаро дарнавишт,
Агар бо падар ҷанг ҷӯяд касе,
Падар, бегумон, хашм гирад басе.
В-агар хеш розӣ набошад зи хеш,
Чу бегонагонаш биронад зи пеш.[3]
В-агар банда чобук набошад[4] ба кор,
Азизаш надорад худовандгор.
В-агар бар рафиқон набошӣ шафиқ,
Ба фарсанг бигрезад аз ту рафиқ.
В-агар тарки хидмат кунад лашкарӣ,
Шавад шоҳи лашкар-ш[5] аз вай барӣ.

---

[1] А — Китоби «Саъдинома» дар маснавӣ. [2] А — ба. [3] А — ду байтро надорад. [4] А — наёяд. [5] А — гарданкаш.

Валекин худованди болову паст,
Ба исьён дари ризқ бар кас набаст.
Ду кавнаш яке қатра аз баҳри илм,
Гунаҳ бинаду парда пӯшад ба ҳилм.[1]
Адими замин суфраи оми ӯст,
Бар ин хони яғмо чи душман чи дӯст.
Агар бар ҷафопеша биштофтӣ,
Қай аз дасти қаҳраш амон ёфтӣ?
Барӣ зоташ аз тӯҳмати зидду ҷинс,
Ғанӣ мулкаш аз тоати ҷинну инс.
Парастори амраш ҳама чизу кас,
Банӣ одаму мурғу мӯру магас.
Чунон паҳн хони карам густурад,
Ки Симурғ дар Қоф қисмат хӯрад.
Латифи карамгустари корсоз,
Ки донои халқ асту донои роз.[2]
Мар ӯро расад кибриёву манӣ,
Ки мулкаш қадим асту зоташ ғанӣ.
Якеро ба сар барниҳад тоҷи бахт,
Якеро ба хок андар орад зи тахт.[3]
Кулоҳи саодат яке бар сараш,
Гилеми шақоват яке дар бараш.
Гулистон кунад оташе бар Халил,
Гурӯҳе бар[4] оташ барад з-оби Нил.
Гар он аст, маншури эҳсони ӯст.
В-ар ин аст, тавқеи фармони ӯст.
Паси парда бинад амалҳои бад,
Ҳам ӯ парда пӯшад ба олои худ.
Ба таҳдид агар баркашад теғи ҳукм,
Бимонанд каррубиён суммy букм.
В-агар дардиҳад як салои карам,
Азозил гӯяд, насибе барам.

---

1 А — Ин байтро надорад. 2 А — ин байтро надорад.
3 А — Ин байтро надорад. 4 А — ба.

Ба даргоҳи лутфу бузургиш-бар
Бузургон ниҳода бузургӣ зи сар.
Фурӯмондагонро ба раҳмат қариб,
Тазаррӯъкунонро ба даъват муҷиб.
Бар[1] аҳволи нобуда илмаш басир,
Ба асрори ногуфта лутфаш хабир.
Ба қудрат нигаҳдори болову шеб,
Худованди девони рӯзи ҳисеб.[2]
На мустағнӣ аз тоаташ пушти кас,
На бар ҳарфи ӯ ҷои ангушти кас.
Қадиме[3] накӯкору некиписанд,
Ба килки қазо-дар раҳим нақшбанд.
Зи машриқ, ба мағриб маҳу офтоб
Равон карду бинҳод гетӣ[4] бар об.
Замин аз таби ларза омад сутӯҳ,
Фурӯ кӯфт бар доманаш мехи кӯҳ.
Диҳад нутфаро сурате чун парӣ,
Кӣ кардаст бар об суратгарӣ?
Ниҳад лаълу пирӯза дар салби санг,
Гули лаъл дар шохи пирӯза ранг.
Зи абр афканад қатрае сӯи ям,
Зи салб оварад нутфае дар шикам.
Аз он қатра лӯълӯи лоло кунад,
В-аз ин сурате сарв боло кунад
Бар ӯ илми як зарра пӯшида нест,
Қи пайдову пинҳон ба наздаш якест.
Муҳайёкуни рӯзии мору мӯр,
Агарчанд бе дасту пояңду[5] зӯр,
Ба амраш вуҷуд аз адам нақш баст,
Қӣ донад ҷуз ӯ кардан аз нест, ҳаст?

---

[1] А — ба. [2] А — ҳисоб [3] А — Қадимӣ. [4] А — густурд киштӣ. [5] А — поясту:

Дигар раҳ ба катми адам дарбарад
В-аз он ҷо ба саҳрои маҳшар барад.[1]
Ҷаҳон муттафиқ бар илоҳияташ,
Фурӯ монда дар[2] кунҳи моҳияташ.
Башар моварои ҷалолаш наёфт,
Басар мунтаҳои ҷамолаш наёфт.
На бар авҷи зоташ парад мурғи ваҳм,
На дар зайли васфаш[3] расад дасти фаҳм.
Дар ин варта киштӣ фурӯ шуд ҳазор.
Ки пайдо нашуд тахтае бар канор.
Чӣ шабҳо нишастам дар ин сайр[4] гум,
Ки даҳшат[5] гирифт остинам, ки қум.
Муҳит аст илми малак бар басит,
Қиёси ту бар вай нагардад муҳит.
На идрок дар кунҳи зоташ расид,
На фикрат ба ғаври сифоташ расид[6].
Тавон дар балоғат ба Саҳбон расид,
На дар кунҳи бечуни субҳон расид,
Ки хоссон дар ин роҳ фарас рондаанд,
Ба лоаҳсӣ[7] аз так фурӯ мондаанд.
На ҳар ҷой маркаб тавон тохтан,
Ки ҷоҳо сипар бояд андохтан.
В-агар солике маҳрами роз гашт,
Бубананд бар вай дари бозгашт.
Қасеро дар ин базм соғар диҳанд,
Ки доруи беҳушияш дардиҳанд,
Яке бозро дида бардӯхтаст,
Яке дидаҳо бозу пар сӯхтаст.[8]
Қасе раҳ сӯи ганҷи Қорун набурд,
В-агар бурд, раҳ боз берун набурд.

---

[1] А — Аз ин ду байт байти зерин сохта шудааст:
Ба амраш вуҷуд аз адам дарбарад,
В-аз он ҷо ба саҳрои маҳшар барад.

[2] А — аз. [3] А — васлаш. [4] А — дайр. [5] А — ҳайрат.
[6] А — расад. [7] А — лоҳавли. [8] А — Ин байтро надорад.

Бимурдам дар ин мавҷи дарьёи хун,
Қ-аз ӯ кас набурдаст киштӣ бурун.[1]
Агар толибӣ, к-ин замин тай кунӣ,
Нахуст асби бозомадан пай кунӣ.
Тааммул дар оинаи дил кунӣ,
Сафое ба тадриҷ ҳосил кунӣ.[2]
Магар бӯе аз ишқ мастат кунад,
Талабгори аҳди аластат кунад.
Ба пои талаб раҳ бад-он ҷо барӣ.
В-аз он ҷо ба боли муҳаббат парӣ.
Бидаррад якин[3] пардаҳои хаёл,
Намонад саропарда илло ҷалол.
Дигар маркаби ақлро пӯя нест,
Инонаш бигирад таҳайюр, ки ист.[4]
Дар ин баҳр ҷуз марди доӣ нарафт,[5]
Гум он шуд, ки дунболи роӣ нарафт.[6]
Қасоне, к-аз ин роҳ баргаштаанд,
Бирафтанд бисьёру саргаштаанд.[7]
Хилофи паямбар касе раҳ гузид,
Қи ҳаргиз ба манзил нахоҳад расид.
Мапиндор,[8] Саъдӣ, ки роҳи сафо
Тавон рафт ҷуз дар[9] паи Мустафо.

### *СИТОИШИ ПАЯМБАР*

Қарим-ус-саҷоё, ҷамил-уш-шиям,
Набӣ ал-бароё, шафеъ-ул-умам.
Имоми русул, пешвои сабил,
Амини худо, маҳбати Ҷабраил.
Шафеъ-ул-варӣ, хоҷаи бӯъсу нашр,
Имом ал-ҳадӣ, садри девони ҳашр.

---

[1] А — Ин байтро надорад. [2] А — Ин байтро надорад. [3] А — нафас. [4] А — б-ист. [5] А — азми давой бирафт. [6] А — дой бирафт. [7] А — баргаштаанд. [8] А — муҳол аст. [9] А — бар.

Қалиме, ки чархи фалак Тӯри ӯст,
Ҳама нурҳо партави нури ӯст.
Шафеи матои набии карим,
Қасими ҷасими насими васим.[1]
Ятиме, ки нокарда қуръон дуруст,
Кутубхонаи чанд миллат бишуст.
Чу азмаш баромехт шамшери бим,
Ба мӯъҷиз миёни қамар зад ду ним.
Чу ситаш дар афвоҳи дуньё фитод,
Тазалзул дар айвони Кисро фитод.
Ба «ло» қомати Лот бишкаст хурд,
Ба эъзози дин оби Иззо бибурд.
На аз Лоту Иззо бароворд гард,
Ки Тавриту Инҷил мансух кард.[2]
Шабе барнишаст, аз фалак баргузашт,[3]
Ба тамкину ҷоҳ аз малак даргузашт.[4]
Чунон гарм дар теҳи қурбат биронд,
Ки бар[4] Сидра Ҷибрил аз ӯ бозмонд.
Бад-ӯ гуфт солори байтулҳаром,
Ки эй ҳомили ваҳй бартар хиром.
Чу дар дӯстӣ мухлисам ёфтӣ,
Инонам зи сӯҳбат чаро тофтӣ?
Бигуфто: «Фаротар маҷолам намонд,
Бимондам, ки нерӯи болам намонд.
Агар як сари мӯй бартар парам,
Фурӯғи таҷалло бисӯзад парам.
Намонад ба исьён касе дар гарав,
Ки дорад чунин сайиде пешрав.
Чӣ наъти писандида гӯям туро?
Алайк-ас-салом, эй набӣ-юл-варо,
Дуруди малак бар равони ту бод,
Бар асҳобу бар пайравони ту бод.

---

1 А — Ду байтро надорад. 2 А — Ин байтро надорад.
3 А — баргузашт. 4 А — дар. 5 А — ҳомии вакт.

Нахустин Абӯ Бакр пири мурид,
Умар панҷабарпечи деви марид.
Хирадманд Усмони шабзиндадор,
Чаҳорум Алӣ шоҳи Дулдулсавор.
Худоё, ба ҳаққи банӣ Фотима,
Ки бар қавлам[1] имон кунам хотима.
Агар даъватам рад кунӣ в-ар[2] қабул,
Ману дасту домони оли расул.
Чӣ кам гардад, эй садри фархундапай,
Зи қадри рафеат ба даргоҳи ҳай,
Ки бошанд муште гадоёни хайл
Ба меҳмони доруссаломат туфайл?
Худоят сано гуфту табҷил кард,
Заминбӯси қадри ту Ҷабрил кард.[3]
Баланд осмон пеши қадрат хиҷил,
Ту махлуқу Одам ҳанӯз обу гил.
Ту асли вуҷуд омадӣ аз нахуст,
Дигар ҳар чӣ мавҷуд шуд, фаръи туст.
Надонам, кадомин сухан гӯямат,
Ки волотарӣ, з-он чӣ ман гӯямат.
Туро иззи лӯлоки тамкин бас аст,
Санои ту «Тоҳо»-ву «Ёсин» бас аст.
Чӣ васфат кунад Саъдии нотамом?
Алайк-ас-салот, эй набӣ-юс-салом!

### *САБАБИ НАЗМИ КИТОБ*[4]

Дар ақсои олам бигаштам басе,
Ба сар бурдам айём бо ҳар касе.
Таматтӯъ ба ҳар гӯшае ёфтам,
Зи ҳар хирмане хӯшае ёфтам.

---

[1] А — қавли. [2] А — гар. [3] А — Ин байтро надорад.
[4] А — Гуфтор дар сабаби таълифи китоб.

Чу покони Шероз хокиниҳод
Надидам, ки раҳмат бар ин хок бод!
Таваллои мардони ин пок бум
Барангехтам хотир аз Шому Рум.
Дареғ омадам з-он ҳама бӯстон.
Тиҳидаст рафтан сӯи[1] дӯстон.
Ба дил гуфтам: аз Миср қанд оварам,
Бари дӯстон армуғонӣ барам.[2]
Маро гар тиҳӣ буд аз он қанд даст,
Суханҳои ширинтар аз қанд ҳаст.
На қанде, ки мардум ба сурат хӯранд,
Қи арбоби маънӣ ба коғаз баранд.
Чу ин кохи давлат бипардохтам,
Бар ӯ даҳ дар аз тарбият сохтам:
Яке боби адл асту тадбиру рой,
Нигаҳбонии халқу тарси худой.
Дувум боби эҳсон ниҳодам асос,
Қи мунъим кунад фазли[3] ҳақро сипос.
Савум боби ишқ асту мастию шӯр,
На ишқе, ки бананд бар худ ба зӯр.
Чаҳорум тавозӯъ, ризо панҷумин,
Шашум зикри марди қаноатгузин.
Ба ҳафтум дар аз олами тарбият,
Ба ҳаштум дар аз шукр бар офият.
Нӯҳум боби тавбасту роҳи савоб,
Даҳум дар муноҷоту хатми китоб.
Ба рӯзи ҳумоюну соли саид,
Ба таърихи фаррух миёни ду ид.
Зи шашсад фузун буд панҷоҳу панҷ,
Қи пурдур шуд ин номбардор ганҷ.
Бимондаст бо домане гавҳарам,
Ҳанӯз аз хиҷолат ба зону сарам,[4]

[1] А — бари. [2] А — Ин байтро надорад. [3] А — шукри
[4] А — сар андар барам.

Ки дар баҳри лӯълӯ садаф низ ҳаст,
Дарахти баланд аст дар боғу паст[1]
Ало, эй хирадманди покизахӯй,[2]
Ҳунарманд нашнидаам айбҷӯй.
Қабо гар ҳарир асту гар парниён
Ба ночор ҳашваш[3] бувад дар миён.
Ту гар парниёне наёбӣ, маҷӯш,
Карам кор фармову ҳашваш бипӯш.
Нанозам ба сармояи фазли хеш,
Ба дарьюза овардаам даст пеш.
Шунидам, ки дар рӯзи уммеду бим
Бадонро ба некон бубахшад карим.
Ту низ ар бадӣ бинням дар сухун,
Ба хулқи ҷаҳонофарин кор кун.
Чу байте писанд оядат аз ҳазор,
Ба мардӣ, ки даст аз тааннут бидор.
Ҳамоно, ки дар Форс иншои ман
Чу мушк аст беқимат андар Хутан.
Чу бонги duҳул ҳавлам аз дур буд,
Ба ғайбат-дарам айб мастур буд.
Гул оварd Саъдӣ сӯи бӯстон,
Ба шӯхию фулфул ба Ҳиндустон.
Чу хурмо ба ширинӣ андуда пӯст,
Чу бозаш кунӣ, устухоне дар ӯст.

### *МАДҲИ АБӮБАКР БИННИ САЪД БИННИ ЗАНГӢ*

Маро табъ аз ин навъ хоҳон набуд,
Сари мидҳати подшоҳон набуд.
Вале назм кардам ба номи фалон,
Магар боз гӯянд соҳибдилон,

---

1 А — Ин байтро надорад. 2 А — фархундахӯй. 3 А — ҳашвам. 4 А — Ситоиши Атобак.

Ки Саъдӣ, ки гӯи балоғат рабуд,
Дар айёми Бӯбакр бин Саъд буд.
Сазад гар ба давраш бинозам,[1] чунон
Ки сайид ба даврони Нӯшинравон.
Ҷаҳонбони динпарвари додгар,
Наёмад[2] чу Бӯбакр баъд аз Умар.
Сари сарфарозону тоҷи меҳон,
Ба даврони адлаш биноз, эй ҷаҳон!
Гар аз фитна ояд касе дар паноҳ,
Надорад[3] ҷуз ин кишвар оромгоҳ.
Надидам чунин ганҷу мулку сарир,
Ки вақф аст бар тифлу дарвешу пир.
Наёмад бараш дардноки ғаме,
Ки наниҳод бар хотираш марҳаме.
Талабгори хайр аст уммедвор,
Худоё, умеде, ки дорад, барор.
Кулаҳгӯша бар осмони барин,
Ҳанӯз аз тавозӯъ сараш бар замин.
Гадо гар тавозӯъ кунад, хӯи ӯст,
Зи гарданфарозон тавозӯъ накӯст.[4]
Агар зердасте бияфтад, чӣ хост?[5]
Забардаст афтода марди худост.
На зикри ҷамилаш ниҳон меравад,
Ки сити карам дар ҷаҳон меравад.
Чун ӯе хирадманду фаррухнажод
Надорад ҷаҳон, то ҷаҳон аст ёд,
Набинӣ дар айёми ӯ ранҷае,
Ки нолад зи бедоди сарпанҷае.
Кас ин расму тартибу оин надид,
Фаредун або он шукӯҳ он[6] надид.

---

[1] А — бинозад. [2] А — Наёбад. [3] А — Наёбад. [4] А — Ин байтро надорад. [5] А — сазост. [6] А — бо шавкаташ ин.

Аз он пеши ҳақ пойгоҳаш қавист,
Ки дасти заифон ба ҷоҳаш қавист.
Чунон соя густурда бар оламе,
Ки золе наяндешад аз Рустаме.
Ҳама вақт мардум зи ҷаври замон
Биноланду аз[1] гардиши осмон,
Дар айёми адли ту, эй шаҳриёр,
Надорад шикоят кас аз рӯзгор.
Ба аҳди ту мебинам ороми халқ,
Пас аз ту надонам саранҷоми халқ.
Ҳам аз бахти фархундафарҷоми туст,
Ки таърихи Саъдӣ дар айёми туст,
Ки то бар фалак моҳу хуршед ҳаст,
Дар ин дафтарат зикри ҷовид ҳаст.
Мулук ар нажуномӣ андӯхтанд,
Зи пешинагон сират омӯхтанд.
Ту дар сирати подшоҳии хеш
Сабақ бурдӣ аз подшоҳони пеш.
Сикандар ба девори рӯину санг
Бикард аз ҷаҳон роҳи яъҷуҷ танг.
Туро садди яъҷуҷи куфр аз зар аст,
На рӯин чу девори Искандар аст.
Забоноваре, к-андар ин амну дод
Сипосат нагӯяд, забонаш мабод.
Зиҳӣ, баҳри бахшоишу кони ҷуд,
Ки мустазҳаранд аз вуҷудат вуҷуд.
Бурун бинам авсофи шоҳ аз ҳисоб,
Нагунҷад дар ин танг майдон китоб.
Гар он ҷумларо Саъдӣ иншо кунад,
Магар дафтаре дигар имло кунад.
Фурӯ мондам аз шукри чандин карам,
Ҳамон беҳ, ки дасти дуо густурам.

---

[1] А — Биноланд в-аз

Ҷаҳонат ба кому фалак ёр бод,
Ҷаҳонофаринат нигаҳдор бод.
Баланд ахтарат олам афрӯхта,
Завол ахтари душманат сӯхта.
Ғам аз гардиши рӯзгорат мабод
В-аз андеша бар дил ғуборат мабод
Ки бар хотири подшоҳон ғаме
Парешон кунад хотири оламе.
Дилу кишварат ҷамъу маъмур бод,
Зи мулкат пароканда́гӣ дур бод.
Танат бод пайваста чун дин дуруст,
Бадандешро дил чу тадбир суст.
Дарунат ба таъйиди ҳақ шод бод,
Дилу дину иқлимат обод бод.
Ҷаҳонофарин бар ту раҳмат кунод.
Дигар ҳар чӣ гӯям, фасон (а) асту бод.
Ҳаминат бас аз кирдигори маҷид,
Ки тавфиқи хайрат бувад бар мазид.
Нарафт аз ҷаҳон Саъди Зангӣ ба дард,
Ки чун ту халаф номбардор кард.
Аҷаб нест ин фаръ аз асли пок,
Ки ҷонаш бар авҷ асту[1] ҷисмаш ба хок.
Худоё, бар он турбати номдор
Ба фазлат, ки борони раҳмат бибор.
Гар аз Саъди Зангӣ масал монду ёд,
Фалак ёри Саъд Абӯбакр[2] бод.

### *МАДҲИ САЪД БИННИ АБИБАКР БИННИ САЪД*

Атобак Муҳаммад шаҳи некбахт,
Худованди тоҷу худованди тахт.
Ҷавону ҷавонбахту равшанзамир,
Ба давлат ҷавону ба тадбир пир.

---

[1] А — барафрӯхту. [2] А — ёвари Саъд Бӯбакр.

Ба дониш бузургу ба ҳиммат баланд,
Ба бозу далеру ба дил ҳушманд.
Зиҳӣ давлати модари рӯзгор,
Қи рӯде чунин парварад дар канор.
Ба дасти карам оби дарьё бибурд,
Ба рифъат маҳалли Сурайё бибурд.
Зиҳӣ, чашми давлат ба рӯи ту боз,
Сари шаҳриёрони гарданфароз.
Садафро, ки бинӣ зи дурдона пур,
На он қадр дорад, ки якдона дур.
Ту он дурри макнуни якдонай,
Қи пирояи салтанатхонай.
Нигаҳ дор, ё раб, ба чашми худаш,
Бипарҳез аз осеби чашми бадаш.
Худоё дар офоқ номӣ кунаш,
Ба тавфиқи тоат киромӣ кунаш.
Муқимаш дар инсофу тақво бидор,
Муродаш ба дуньёву ақбо барор.
Ғам аз душмани нописандаш[1] мабод,
В-аз андеша бар дил газандаш[2] мабод.
Биҳиштӣ дарахт оварад чун ту бор,
Писар номҷӯю падар номдор.
Аз он хонадон хайр бегона дон,
Қи бошанд бадхоҳи[3] ин хонадон.
Зиҳӣ дину дониш, зиҳӣ адлу дод,
Зиҳӣ мулку давлат, ки поянда бод.
Нагунҷад карамҳои ҳақ дар қиёс,
Чӣ хидмат гузорад забони сипос.[4]
Худоё, ту ин шоҳи дарвешдӯст,
Қи осоиши халқ дар зилли ӯст.
Басе бар сари халқ поянда дор,[5]
Ба тавфиқи тоат дилаш зинда дор.

---

[1] А — нописандат. [2] А — газандат. [3] А — бадгӯй. [4] А — Ин байтро надорад. [5] А — бод.

Барӯманд дораш дарахти умед,
Сараш сабзу рӯяш ба раҳмат сафед.
Ба роҳи такаллуф марав, Саъдиё,
Агар сидқ дорӣ, биёру биё.
Ту манзилшиносию шаҳ роҳрав,
Ту ҳақгӯву хусрав ҳақоиқшунав.
Чӣ ҳоҷат, ки нӯҳ курсии осмон,[1]
Ниҳӣ зери пои Қизил Арслон.
Магӯ, пои иззат бар афлок неҳ,
Бигӯ, рӯи ихлос бар хок неҳ.
Ба тоат бинеҳ чеҳра бар остон,
Ки ин аст саҷҷоддаи ростон.
Агар бандаӣ, сар бар ин дар бинеҳ,
Кулоҳи худовандӣ аз сар бинеҳ.
Ба даргоҳи фармондеҳи зулҷалол
Чу дарвеш пеши тавонгар бинол.[2]
Чу тоат кунӣ, лубси шоҳӣ мапӯш,
Чу дарвеши мухлис баровар хурӯш,
Ки парвардигоро, тавонгар туӣ,
Тавонову дарвешпарвар туӣ.
На кишвархудоям, на фармондеҳам,
Яке аз гадоёни ин даргаҳам.
Ту бар хайру некӣ деҳам дастрас,
Вагарна чӣ хайр ояд аз ман ба кас?
Дуо кун ба шаб чун гадоён ба сӯз,
Агар мекунӣ подшоҳӣ ба рӯз.
Камар баста гарданкашон бар дарат,
Ту бар остони ибодат сарат.
Зиҳӣ бандагонро худовандгор,
Худовандро бандаи ҳақгузор.

---

[1] А — дар давоми ин мисраъ сарлавҳа омадааст: «Боби аввал дар адлу инсоф». [2] А — Ин байтро надорад.

Ҳикоят кунанд аз бузургони дин,[1]
Ҳақиқатшиносони айн-ул-яқин,
Ки соҳибдиле бар паланге нишаст,
Ҳаме ронд раҳвору море ба даст.
Яке гуфташ: эй марди роҳи Худой,
Бад[2]-ин раҳ, ки рафтӣ, маро раҳ намой.
Чӣ кардӣ, ки дарранда роми ту шуд,
Нигини саодат ба номи ту шуд.
Бигуфт: ар палангам забун асту мор
В-агар пилу каргас шигифтӣ мадор.
Ту ҳам гардан аз ҳукми довар мапеч,
Ки гардан напечад зи ҳукми ту ҳеч.
Чу ҳоким ба фармони довар бувад,
Худояш нигаҳбону ёвар бувад.
Муҳол аст, чун дӯст дорад туро,
Ки дар дасти душман гузорад туро.
Раҳ ин аст, рӯй аз тариқат матоб,
Бинеҳ гому коме, ки дорӣ биёб.
Насиҳат касе судманд оядаш,[3]
Ки гуфтори Саъдӣ писанд оядаш.

---

1 А — баъди ин мисраъ сарлавҳа: «Ҳикояти латифа».
2 А — Бар. 3 А — баъди ин мисраъ сарлавҳа: «Панд додани Кисро мар Ҳурмузро».

## БОБИ АВВАЛ

### *ДАР АДЛУ ТАДБИР ВА РОЙ*

Шунидам, ки дар вақти назъи равон
Ба Ҳурмуз чунин гуфт Нӯшинравон,
Қи хотир нигаҳ дор, дарвеш бош,
На дар банди осоиши хеш бош.
Наёсояд андар диёри ту кас,
Чу осоиши хеш ҷӯиву бас.
Наёяд ба наздики доно писанд,
Шубон хуфтаву гург дар гӯсфанд.
Бирав, поси дарвеши мӯҳтоҷ дор,
Қи шоҳ аз раият бувад тоҷдор.
Раият чу беханду султон дарахт,
Дарахт, эй писар, бошад аз бех сахт.
Макун, то тавонӣ, дили халқ реш
В-агар мекунӣ, меканӣ бехи хеш.
Агар ҷодае боядат мустақим,
Раҳи порсоён умед асту бим.
Табиат шавад мардро бихрадӣ
Ба уммеди некию бими бадӣ.
Гар ин ҳар ду дар подшаҳ ёфтӣ,
Дар иқлиму мулкаш бунаҳ ёфтӣ,
Қи бахшоиш орад бар уммедвор
Ба уммеди бахшоиши кирдигор.
Газанди касонаш наёяд писанд,
Қи тарсад, ки дар мулкаш ояд газанд.[1]

---
[1] А — 8 байтро надорад.

В-агар дар сиришти вай ин хӯй нест,
Дар он кишвар осудагӣ бӯй нест.
Агар пойбандӣ, ризо пеш гир,
В-агар таксаворӣ[1] сари хеш гир.
Фарохӣ дар он марзу кишвар махоҳ,
Ки дилтанг бинӣ раият зи шоҳ.
Зи мустакбирони диловар битарс,
Аз он к-ӯ натарсад зи довар, битарс.
Дигар кишвар обод бинад ба хоб,
Ки дорад дили аҳли кишвар хароб.
Харобию бадномӣ ояд зи ҷавр,
Расад пешбин ин суханро ба ғавр.
Раият нашояд ба бедод кушт,
Ки мар салтанатро паноҳанду пушт.
Муроотӣ деҳқон кун аз баҳри хеш,
Ки муздури хушдил кунад кор беш.
Мурувват набошад бадӣ бо касе,[2]
К-аз ӯ некӯӣ дида бошӣ басе.
Шунидам, ки Хусрав ба Шерӯя гуфт,
Дар он дам, ки чашмаш зи дидан бихуфт:
«Бар он[3] бош, то ҳар чӣ ният кунӣ,
Назар дар салоҳи раият кунӣ».
Ало, то напечӣ сар аз адлу рой,[4]
Ки мардум зи дастат напечанд пой.[5]
Гурезад раият зи бедодгар,
Кунад номи зишташ ба гетӣ самар.[6]
Басе барнаёяд, ки буньёди худ
Биканд,[7] он кӣ бинҳод буньёди бад.
Харобӣ кунад марди шамшерзан
На чандон ки дуди дили тифлу зан.

---

[1] А — яксаворӣ. [2] А — баъди ин мисраъ сарлавҳа: «Панд додани Хусрав Шерӯяро». [3] Бад-он [4] А — дод. [5] А — дасту ту печанд бод. [6] А — Ин байтро надорад. [7] А — Канад.

Чароғе, ки бевазане барфурӯхт,
Басе дида бошӣ, ки шаҳре бисӯхт.
Аз он баҳравартар дар офоқ кист,
Ки дар мулкронӣ ба инсоф зист?
Чу навбат расад з-ин ҷаҳон ғурбаташ,[1]
Тараҳҳум фиристанд бар турбаташ.
Баду неки мардум чу мебигзаранд,
Ҳамон беҳ, ки номат[2] ба некӣ баранд.

* * *

Худотарсро бар раият гумор,
Ки меъмори мулк аст парҳезгор.
Бадандеши туст ону хунхори халқ,[3]
Ки нафъи ту ҷӯяд дар озори халқ.[4]
Раёсат ба дасти касоне хатост,[5]
Ки аз дасташон дастҳо бар худост.
Накукорпарвар набинад бадӣ,
Чу бад парварӣ, хасми ҷони худӣ.
Мукофоти муъзӣ[6] ба молиш макун,
Ки бехаш баровард бояд зи бун.
Макун сабр бар омили[7] зулмдӯст,[8]
Ки аз фарбеҳӣ боядаш канд пӯст.
Сари гург бояд ҳам аввал бурид,
На чун гӯсфандони мардум дарид.[9]

* * *

Чӣ хуш гуфт бозоргоне асир,
Чу гирдаш гирифтанд дуздон ба тир.
Чу [10] мардонагӣ ояд аз раҳзанон,
Чӣ мардони лашкар, чӣ хайли занон.
Шаҳаншаҳ, ки бозоргонро бихаст,
Дари хайр бар шаҳру лашкар бубаст.

[1] А — рафтанаш. [2] А — номаш. [3] А — халқ асту хунхори худ. [4] А — худ. [5] А — равост. [6] А — душман. [7] А — ҳокими. [8] А — баъди ин мисраъ сарлавҳа: «Ҳикояти латифа». [9] А — Ин байтро надорад. [10] А — Чӣ.

Қай он ҷо дигар ҳушмандон раванд.
Чу овозаи расми бад бишнаванд?
Накӯ боядат ному некӣ қабул,
Накӯ[1] дор бозоргону расул.
Бузургон мусофир ба ҷон парваранд,
Ки номи накӯӣ ба олам баранд.[2]
Табаҳ гардад он мамлакат анқариб,
К-аз ӯ хотирозурда ояд ғариб.
Ғарибошно бошу сайёҳдӯст,
Ки сайёҳ ҷаллоби номи накӯст.
Накӯ дор зайфу мусофир азиз
В-аз осебашон барҳазар бош низ.
Зи бегона парҳез кардан накӯст,
Ки душман тавон буд дар зии дӯст.
Ғарибе, ки пурфитна бошад сараш,
Маёзору берун кун аз кишвараш,
Ту гар хашм бар вай нагирӣ равост,
Ки худ хӯи бад душманаш дар қафост.
В-агар Порсӣ бошадаш зоду бум,
Ба Санъош мафристу Суқлобу Рум.
Ҳам он ҷо амонаш бидеҳ то ба чошт,
Нашояд бало бар дигар кас гумошт.
Ки гӯянд, баргашта бод он замин,
К-аз ӯ мардум оянд берун чунин.[3]

* * *

Қадимони[4] худро бияфзой қадр,
Ки ҳаргиз наёяд зи парварда ғадр.
Чу хидматгузорет гардад куҳун,
Ҳақи солиёнаш фаромӯш макун.
Гар ӯро ҳарам дасти хидмат бубаст,

---

1 А — Нигаҳ. 2 А — Ин байтро надорад. 3 А — 5 байтро надорад. 4 А — Надимони.

Туро бар карам ҳамчунон даст ҳаст.[1]
Шунидам, ки Шопур дам даркашид,
Чу Хисрав ба расмаш қалам даркашид.
Чу шуд ҳолаш аз бенавоӣ табоҳ,
Набишт ин ҳикоят ба наздики шоҳ:
«Чу базли ту кардам ҷавонии хеш,
Ба ҳангоми пирӣ маронам зи пеш».

* * *

Амал гар диҳӣ, марди мунъим шинос,
Ки муфлис надорад зи султон ҳарос.
Чу муфлис фурӯ бурд гардан ба дӯш,
Аз ӯ барнаёяд дигар ҷуз хурӯш.
Чу мусриф[2] ду даст аз амонат бидошт,
Бибояд бар ӯ нозире баргумошт.
В-ар ӯ низ дарсохт бо[3] хотираш,
Зи мусриф[4] амал баркуну нозираш.
Худотарс бояд амонатгузор,
Амин,[5] к-аз ту тарсад, аминаш мадор.
Амин бояд аз довар андешанок,
На аз рафъи девону зачру ҳалок.
Бияфшону бишмору фориғ нишин,
Ки аз сад якеро набинӣ амин.
Ду ҳамҷинси деринаро ҳамқалам
Набояд фиристод як ҷо ба ҳам.
Чӣ донӣ, ки ҳамдаст гардангу ёр,
Яке дузд бошад, яке пардадор.
Чу туздон зи ҳам бок доранду бим,
Равад дар миён корвонӣ салим.
Якеро, ки маъзул кардӣ зи ҷоҳ,
Чу чанде барояд, бубахшаш гуноҳ.

---

[1] Баъди ин мисраъ сарлавҳа: «Гуфтор дар муроотй хидматгорони қадим».
[2] А — муфлис. [3] А — бар. [4] А — мушриф. [5] А — Аз он

Баровардани коми уммедвор
Бех аз қайду банде шикастан ҳазор.
Нависандаро гар сутуни амал
Бияфтад, набуррад[1] танобн амал.
Ба фармонбарон — бар шаҳи додгар
Падарвор хашм оварад бар писар.
Гаҳаш мезанад, то шавад дарднок,
Гаҳе мекунад обаш аз дида пок.
Чу нармӣ кунӣ,[2] хасм гардад далер,
В-агар хашм гирӣ, шаванд аз ту сер.
Дуруштиву нармӣ ба ҳам-дар беҳ аст,
Чу рагзан, ки ҷарроҳу марҳамнеҳ аст.
Ҷавонмарду хушхӯю бахшанда бош,
Чу ҳақ бо[3] ту бошад, ту бо банда[4] бош.
Наёмад кас андар ҷаҳон, к-ӯ бимонд,
Магар он[5] к-аз ӯ номи некӯ бимонд.
Намурд, он кӣ монад пас аз вай ба ҷой,
Пулу хонию хону меҳмонсарой.
Ҳар он к-ӯ намонад пасаш[6] ёдгор,
Дарахти вуҷудаш наёвард бор.
В-агар рафту осори хайраш намонд,
Нашояд паси маргаш алҳамд хонд.
Чу хоҳӣ, ки номат бувад ҷовидон,
Макун номи неки бузургон ниҳон.
Ҳамин нақш бархон пас аз аҳди хеш,
Ки дидӣ пас аз[7] аҳди шоҳони пеш.
Ҳамин кому ному[8] тараб доштанд,
Ба охир бирафтанду бигзоштанд.
Яке номи некӯ бибурд аз ҷаҳон,[9]
Яке расми бад монд аз ӯ ҷовидон.[10]

---

[1] А — бибуррад. [2] А — кунад. [3] А — бар. [4] А — бар халқ. [5] А — ӯ. [6] А — зи пас.
[7] А — ту дар. [8] А — нозу. [9] А — миён. [10] А — андар ҷаҳон.

* * *

Ба самъи ризо машнав изои кас
В-агар гуфта ояд, ба ғавраш бирас.
Гунаҳгорро узри нисьён бинеҳ,
Чу зинҳор хоҳанд, зинҳор деҳ.
Гар ояд гунаҳгор[1] андар паноҳ,
На шарт аст куштан ба аввал гуноҳ.
Чу боре бигуфтанду нашнид панд,
Бидеҳ гӯшмолаш[2] ба зиндону банд.
В-агар панду бандаш наёяд ба кор,
Дарахте хабис аст, бехаш барор.
Чу хашм оядат бар гуноҳи касе,
Тааммул кунаш дар уқубат басе,
Қи саҳл аст лаъли Бадахшон шикаст,
Шикаста нашояд дигарбора баст.

*ҲИКОЯТ*[3]

Зи дарьёи Аммон баромад касе,
Сафар карда ҳомуну дарьё басе.
Араб дидаву турку тоҷику Рум,
Зи ҳар ҷинс дар нафси покаш улум.
Ҷаҳонгаштаву донишандӯхта,
Сафаркардаву сӯҳбатомӯхта.
Ба ҳайкал қавӣ чунтановар дарахт,
Валекин фурӯ монда бе барг сахт.
Дусад руқъа болои ҳам дӯхта
Зи ҳарроку ӯ дар миён сӯхта.
Ба шаҳре даромад зи дарьёканор.
Бузурге дар он ноҳият шаҳриёр,
Қи табъе накӯномиандеш дошт,
Сари авҷ дар пои дарвеш дошт.

---

1 А — гунаҳгоре. 2 А — Дигар гӯш молаш. 3 А — Гуфтор дар тадбири шоҳон ва таммул дар сиёсат.

Бишустанд хидматгузорони шоҳ,
Сару тан ба ҳаммомаш аз гарди роҳ.
Чу бар остони малик сар ниҳод,
Ниёишкунон даст бар бар ниҳод.
Даромад ба айвони шоҳаншаҳӣ,
Ки бахтат ҷавон боду давлат раҳӣ.
Шаҳаншоҳ гуфт: «Аз куҷо омадӣ?
Чӣ будат, ки наздики мо омадӣ?
Чӣ дидӣ дар ин кишвар аз хубу зишт?
Бигӯ, эй накӯноми некисиришт?»
Бигуфт: «Эй худованди рӯи замин,
Худоят муин боду давлат қарин![1]
Нарафтам дар ин мамлакат манзиле,
Қ-аз осеб[2] озурда дидам диле.
Надидам касе саргарон аз шароб,
Магар ҳам харобот дидам хароб.[3]
Маликро ҳамин мулк пироя бас,
Ки розӣ нагардад ба озори кас».
Сухан гуфту[4] домони гавҳар фишонд,
Ба нутқе,[5] ки шаҳ[6] остин барфишонд.
Писанд омадаш ҳусни гуфтори мард,
Ба назди худаш хонду икром кард.
Зараш доду гавҳар ба шукри қудум,
Бипурсидаш аз гавҳару зоду бум.
Бигуфт: он чӣ пурсидаш аз саргузашт,
Ба қурбат зи дигар касон баргузашт.
Малик бо дили хеш бо[7] гуфтугӯ,[8]
Ки дасти вазорат супорад бад-ӯ.[9]
Валекин ба тадриҷ, то анҷуман
Ба сустӣ нахандан бар рои ман.

---

[1] А — 3 байтро надорад. [2] А — осебат. [3] А — Ин байтро надорад. [4] А — ронду. [5] А — лутфе. [6] А — шоҳ. [7] А — дар. [8] А — гӯй. [9] А — ӯй.

Ба ақлаш бибояд нахуст озмуд,
Ба қадри ҳунар пойгоҳаш фузуд.
Барад бар дил аз ҷаври ғам борҳо,
Ки ноозмуда кунад корҳо.
Чу қозӣ ба фикрат нависад сиҷил,
Нагардад зи дасторбандон хиҷил.[1]
Назар кун, чу сӯфор дорӣ ба шаст,
На он гаҳ, ки партоб кардӣ зи даст.
Чу Юсуф касе дар салоҳу тамиз
Ба як сол бояд, ки гардад азиз.
Ба айём то барнаёяд басе,
Нашояд расидан ба ғаври касе.
Зи ҳар навъ ахлоқи ӯ кашф кард,
Хирадманду покизадин буд мард.
Накӯсираташ диду равшанқиёс,
Сухансанҷу миқдори мардумшинос.
Ба рой аз бузургон меҳаш диду беш,
Нишондаш забардасти дастури хеш.
Чунон ҳикмату маърифат кор баст,
Ки аз амру наҳйаш дарунe нахаст.
Даровард мулке ба зери қалам,
К-аз ӯ бар вуҷуде наёмад алам.
Забони ҳама ҳарфгирон бубаст,
Ки ҳарфе бадаш барнаёмад зи даст.
Ҳасуде, ки як ҷав хиёнат надид,
Ба кораш наёмад, чу гандум тапид.
Зи равшандилаш мулк партав гирифт,
Вазири куҳанро ғами нав гирифт.
Надид он хирадмандро рахнае,
Ки дар вай тавонад задан таънае.
Амину бадандеш таштанду мӯр,
Нашояд дар ӯ рахна кардан ба зӯр.

---

[1] А — Ин байтҳо надорад.

Маликро ду хуршедталъат ғулом
Ба сар-бар камар баста будӣ мудом.
Ду покизапайкар чу ҳуру парӣ,
Чу хуршеду моҳ аз накӯманзарӣ.[1]
Ду сурат, ки гуфтӣ яке нест беш,
Намуда дар оина ҳамтои хеш.
Суханҳои донои ширинсухун
Гирифт андар он ҳар ду шамшодбун.
Чу диданд, к-авсофу хулқаш накӯст,
Ба табъаш ҳавохоҳ[2] гаштанду дӯст.
Дар ӯ ҳам асар кард майли башар,
На майле чу кӯтоҳбинон ба шар(р)
Чу хоҳӣ, ки қадрат бимонад баланд,
Дил, эй хоҷа, дар содарӯён мабанд.
В-агар худ набошад ғараз дар миён,
Ҳазар кун, ки дорад ба ҳайбат зиён.
Аз осоиш он гаҳ хабар доштӣ,
Ки дар рӯи эшон назар доштӣ.[3]
Вазир андар ин шаммае роҳ бурд,
Ба хубс[4] ин ҳикоят бари шоҳ бурд,
Ки инро, надонам, чӣ хонанду кист,[5]
Нахоҳад ба сомон дар ин мулк зист?
Сафаркардагон лоуболӣ зиянд,
Ки парвардаи мулку давлат наянд.
Шунидам, ки бо бандагонаш сар аст,
Хиёнатписанд асту шаҳватпараст.
Нашояд чунин хирарӯи табоҳ,
Ки бадномӣ орад дар[6] айвони шоҳ.
Магар неъмати шаҳ фаромӯш кунам,
Ки бинам табоҳию хомӯш кунам?!
Ба пиндор натвон сухан гуфт зуд,
Нагуфтам туро, то яқинам набуд.

---

1 А — се дигар барӣ. 2 А — ҳаводор. 3 А — 3 байтро надорад. 4 А — Нахуст. 5 А — чист.
6 А — ба.

Зи фармонбаронам касе гӯш дошт,
Ки оғӯшро андар оғӯш дошт.
Ман ин гуфтам, акнун маликрост рой,
Чу ман озмудам, ту низ озмой.
Ба нохубтар сурате шарҳ дод,
Ки бадмардро некрӯзӣ мабод.
Бадандеш бар хурда чун даст ёфт,
Даруни бузургон ба оташ битофт.
Ба хурда тавон оташ афрӯхтан,
Пас он гаҳ дарахти кӯҳан сӯхтан.
Маликро чунон гарм кард ин хабар,[1]
Ки ҷӯшаш баромад чу мирҷал ба сар.[2]
Ғазаб даст дар хуни дарвеш дошт,
Валекин сукун даст дар пеш дошт,
Ки парварда куштан на мардӣ бувад,
Ситам дар паи дод сардӣ бувад.
Маёзор парвардаи хештан,
Чу тири ту дорад, ба тираш мазан.
Ба неъмат набоист парварданаш,
Чу хоҳӣ ба бедод хун хӯрданаш.
Аз ӯ то ҳунарҳо яқинат нашуд,
Дар айвони шоҳӣ қаринат нашуд.
Кунун то яқинат нагардад гуноҳ
Ба гуфтори душман газандаш махоҳ.
Малик дар дил ин роз пӯшида дошт,
Ки қавли ҳакимон ниюшида дошт.
Дил аст, эй хирадманд, зиндони роз,
Чу гуфтӣ, наёяд ба занҷир боз.
Назар кард пӯшида дар кори мард,
Халал дид дар рои ҳушьёрмард,
Ки ногаҳ назар зӣ яке банда кард,
Парычеҳра дар зери лаб ханда кард.

---

[1] А — сухан. [2] А — тан.

Ду касро, ки бо ҳам бувад ҷону ҳуш,
Ҳикоят кунонанду эшон[1] хамӯш.
Чу дида ба дидор кардӣ далер,
Нагардӣ чу мустасқӣ аз Даҷла сер.
Маликро гумони баде рост шуд,[2]
Зи[3] савдо бар ӯ хашмгин хост шуд.[4]
Ҳам аз ҳусни тадбиру рои тамом,
Ба оҳистагӣ гуфташ: «Эй некном,
Туро ман хирадманд пиндоштам,
Бар[5] асрори мулкат амин доштам.
Гумон бурдамат зираку ҳушманд,
Надонистамат хираву нописанд.
Чунин муртафеъ поя ҷои ту нест,
Гуноҳ аз ман омад, хатои ту нест,
Қи чун[6] бадгуҳар парварам, лоҷарам
Хиёнат раво дорадам дар ҳарам».
Баровард сар марди бисьёрдон,
Чунин гуфт бо хусрави кордон.
Маро чун бувад доман аз ҷурм пок,
Набошад[7] зи ҳубси бадандеш бок.
Ба хотир-дарам ҳаргиз ин зан(н) нарафт,
Надонам, кӣ гуфт, он чӣ бар ман нарафт?».
Шаҳаншоҳ гуфт: «Он чӣ гуфтам барат,
Бигӯянд хасмон ба рӯй андарат».
Чунин гуфт бо ман вазири куҳун,
Ту низ он чӣ донӣ, бигӯю бикун».
Табассумкунон даст[8] бар лаб гирифт,
Қ-аз ӯ ҳар чӣ ояд, наёяд шигифт.
Ҳасуде, ки бинад ба ҷои худам,
Куҷо бар забон оварад ҷуз бадам?
Ман он гоҳ ангоштам душманаш,
Ки биншонд шаҳ зери дасти[9] манаш.

---

[1] А — лабҳо. [2] А — кард. [3] А — Чу. [4] А — кард [5] А — Ба.
[6] А — Чу ман. [7] А — Наёяд. [8] А — Бихандиду ангушт.
[9] А — Хисрав фурӯтар нишонд аз.

Чу султон фазилат ниҳад бар ваям,
Надонад, ки душман бувад дар паям?
Маро то қиёмат нагирад ба дӯст,
Чу бинад, ки дар иззи ман зилли ӯст.
Бар инат бигӯям ҳадисе дуруст,
Агар гӯш бо банда дорӣ нахуст:
Надонам, куҷо дидаам дар китоб,
Ки иблисро дид шахсе ба хоб.
Ба боло санавбар ба дидан чу ҳур,
Чу хуршедаш аз чеҳра метофт нур.
Фаро рафту гуфт: «Эй аҷаб, ин туӣ?
Фаришта набошад бад-ин некӯӣ.
Ту, к-ин рӯй дорӣ ба ҳусни қамар,
Чаро дар ҷаҳонӣ ба зишти самар?
Чаро накшбандат дар айвони шоҳ
Дижамрӯй кардасту зишту табоҳ?»[1]
Шунид ин сухан бахтбаргашта дев,
Ба зорӣ баровард бонгу ғирев:
«Ки, эй некбахт, ин на шакли ман аст,
Валекин қалам дар кафи душман аст.
Барандохтам бехашон аз биҳишт,
Кунунам ба кин менигоранд зишт.[2]
Маро ҳамчунин ном нек аст, лек
Зи иллат нагӯяд бадандеш нек».
Вазире, ,ки ҷоҳи ман обаш бирехт,
Ба фарсанг бояд зи макраш гурехт.
Валекин наяндешам аз хашми шоҳ,
Диловар бувад дар сухан бегуноҳ.
Агар мӯҳтасиб гирад, онро ғам аст,
Ки санги тарозуи бораш кам аст.
Чу ҳарфам бароядз[3] дуруст аз қалам,
Маро аз ҳама ҳарфгирон чӣ ғам?»
Малик дар сухан гуфтанаш хира монд,

[1] А — Ин байтро надорад. [2] А — Ин байтро надор

[3] Баромад.

Сари дасти фармондеҳӣ барфишонд,
Ки муҷрим ба зарқу забоноварӣ
Зи ҷурме, ки дорад, нагардад барӣ.
Зи хасмат ҳамоно ки нашнидаам,
На охир ба чашми худат дидаам,
Қ-аз ин зумраи халқ дар боргоҳ
Намебошадат ҷуз дар инон[1] нигоҳ?
Бихандид марди сухангӯю гуфт:
«Ҳақ аст ин сухан, ҳақ нашояд нуҳуфт.
Дар ин нуктае ҳаст, агар бишнавӣ,
Ки ҳукмат равон[2] боду давлат қавӣ.
Набинӣ, ки дарвеши бедастгоҳ
Ба ҳасрат кунад дар тавонгар нигоҳ?
Маро дастгоҳи ҷавонӣ бирафт,
Ба лавҳу лааб зиндагонӣ бирафт.
Зи дидори инон надорам шикеб,
Ки сармоядорони ҳусnанду зеб.
Маро ҳамчунин чеҳра гулфом[3] буд,
Булӯринам аз хубӣ андом буд.
Дар ин ғоятам ришт бояд кафан,
Ки мӯям чу пунбасту дӯкам бадан.
Маро ҳамчунин ҷаъди шабранг буд,
Қабо дар бар аз нозукӣ танг буд.
Ду раста дурам дар даҳон дошт ҷой,
Чу деворе аз хишти симин ба пой.
Кунунам нигаҳ кун ба вақти сухан,
Бияфтод як-як чу сури куҳан.
Дар инон ба ҳасрат чаро нангарам,
Ки умри талафкарда ёд оварам.
Бирафт аз ман он рӯзҳои азиз,
Ба поён расад ногаҳ ин рӯз низ».
Чу донишвар ин дурри маънӣ бисуфт,
Бигуфт ин, к-аз ин беҳ муҳол аст гуфт.

---

[1] А — эшон. [2] А — амрат фузун. [3] А — гулбом.

Дар аркони давлат нигаҳ кард шоҳ,
Қ-аз ин хубтар лафзу маънӣ махоҳ.[1]
Қасеро назар сӯи шоҳид равост,
Ки донад бад-ин шоҳидӣ узр хост.
Ба ақл ар на оҳистагӣ кардаме,
Ба гуфтори хасмаш биёзурдаме.
Ба тундӣ сабук даст бурдан ба теғ,
Ба дандон бурад пушти дасти дареғ.[2]
Зи соҳибғараз то сухан нашнавӣ,
Ки гар кор бандӣ пушаймон шавӣ.
Накӯномро ҷоҳу ташрифу мол
Бияфзуду бадгӯйро гӯшмол.
Ба тадбири дастури донишвараш
Ба некӣ бишуд ном дар кишвараш.
Ба адлу[3] карам солҳо мулк ронд,
Бирафту накӯномӣ аз вай бимонд.[4]
Аз онон набинам дар ин аҳд кас
В-агар ҳаст Бӯбакри Саъд асту бас.
Биҳиштӣ дарахти ту, эй подшоҳ,
Ки афкандаӣ соя яксола роҳ.
Тамаъ буд аз бахти некахтарам,
Ки боли ҳумой афканад бар сарам.
Хирад гуфт: «Давлат набахшад ҳумой,
Гар иқбол хоҳӣ, дар ин соя ой!»
Худоё, ба раҳмат назар кардаӣ,
Ки ин соя бар халқ густурдаӣ.
Дуогӯи ин давлатам бандавор,
Худоё, ту ин соя поянда дор.

---

1 А — Ин байтро надорад. 2 А — Ин байтро надорад.
3 А — иззу. 4 Баъди байт байти зерин омадааст:
Чунин подшоҳон, ки динпарваранд,
Ба бозуи дин гӯй давлат баранд.

* * *

Савоб аст, пеш аз кушиш банд кард,
Қи натвон сари кушта пайванд кард.
Худованди фармону рою шукӯҳ
Зи ғавғои мардум нагардад сутӯҳ.
Сари пурғурур аз таҳаммул тиҳӣ,
Ҳаромаш бувад тоҷи шоҳаншаҳӣ.[1]
Нагӯям, чу ҷанг оварӣ, пой дор,
Чу хашм оядат,[2] ақл бар ҷой дор.
Таҳаммул кунад, ҳар киро ақл ҳаст,
На ақле, ки хашмаш кунад зердаст.
Чу лашкар бурун тохт хашм аз камин,
На инсоф монад, на тақвою[3] дин.[4]
Надидам чунин дев зери фалак,
Қи аз вай гурезанд чандин малак.
На бар ҳукми шаръ об хӯрдан хатост
В-агар хун ба фатво бирезӣ, равост.
Қиро шаръ фатво диҳад бар ҳалок,
Ало, то надорӣ зи куштан-ш бок.

* * *

В-агар донӣ андар табораш касон,
Бар эшон бубахшою роҳат[5] расон.
Гунаҳ буд марди ситамгорароо,
Чӣ товон зану тифли бечорароо?

* * *

Танат зӯрманд асту лашкар гарон,
Валекин дар иқлими душман марон,

---

[1] А — 2 байтро надорад. [2] А — оварӣ. [3] А — тақво на.
[4] А — баъди ин байт сарлавҳа: «Дар тадбири мулкдорӣ ва маросими подшоҳӣ.
[5] А — рӯзӣ.

Қи вай бар ҳисоре гурезад баланд,
Расад кишваре бегунаҳро газанд.

* * *

Назар кун дар аҳволи зиндониён,
Қи мумкин бувад бегунаҳ дар миён.
Чу бозоргон дар диёрат бимурд,
Ба молаш, хасосат[1] бувад, даст бурд,
Қ-аз он пас ки бар вай бигирьянд зор,
Ба ҳам бозгӯянд хешу табор,
Қи мискин дар иқлими ғурбат бимурд,
Матое, к-аз ӯ монд, золим бибурд.
Бияндеш аз он тифлаки бепадар
В-аз оҳи дили дардмандаш ҳазар!
Басо номи некӯи панҷоҳ сол,
Қи як номи зишташ кунад поймол.
Писандидакорони ҷовидном
Татовул накарданд бар моли ом.
Бар офоқ агар сар ба сар подшост,
Чу мол аз тавонгар ситонад, гадост.
Бимурд аз тиҳидастӣ озодмард,
Зи паҳлуи мискин[3] шикам пур накард.[4]

* * *

Шунидам, ки фармондеҳе додгар
Қабо доштӣ ҳар ду рӯй остар.
Яке гуфташ: «Эй хусрави некрӯз,
Зи дебои чинӣ қабое бидӯз!»
Бигуфт: «Ин қадар сатру осоиш аст
В-аз ин бигзарӣ, зебу ороиш аст.

---

[1] А — хиёнат. [2] А — 2 байтро надорад. [3] А — мардум. [4] А — баъд аз ин байт сарлавҳа: «Гуфтор дар тарғиби шафқат бар раият.

На аз баҳри он меситонам хироҷ,
Ки зинат кунам бар худу тахту тоҷ.
Чу ҳамчун[1] занон ҳулла дар тан кунам,
Ба мардӣ куҷо дафъи душман кунам?
Маро ҳам зи сад гуна озу ҳавост,
Валекин хазина на танҳо марост.
Хазоин пур аз баҳри лашкар бувад,
На аз баҳри озину[2] зевар бувад».

* * *

Сипоҳе, ки хушдил набошад зи шоҳ,
Надорад ҳудуди вилоят нигоҳ.
Чу душман хари рустой барад,
Малик боҷу даҳьяк чаро мехӯрад?
Мухолиф хараш бурду султон хироҷ,
Чӣ иқбол монад[3] дар он тахту тоҷ?
Раият дарахт аст, агар парварӣ,
Ба коми дили дӯстон бар хӯрӣ,
Ба бераҳмӣ аз беху бораш макан,
Ки нодон кунад ҳайф бар хештан.
Мурувват набошад бар афтода зӯр,
Барад мурғи дун дона аз пеши мӯр.
Қасон бар хӯранд аз ҷавонию бахт,
Ки бар зердастон нагиранд сахт.
Агар зердасте дароянд зи пой,
Ҳазар кун зи нолиданаш бар худой.[4]

* * *

Чу шояд гирифтан ба нармӣ диёр,
Ба пайкор хун аз машоме маёр.

---

[1] А — Агар чун. [2] А — оину [3] А — давлат бимонад.
[4] А — зери ин байт сарлавҳа: «Ҳикояти латифа».

Ба мардӣ, ки мулки саросар замин
Наярзад, ки хуне чакад бар замин.
Шунидам, ки Ҷамшеди фаррухсиришт
Ба сарчашмае бар ба санге навишт:
«Бар ин чашма чун мо басе дам заданд,
Бирафтанд, чун чашм бар ҳам заданд.
Гирифтем олам ба мардию зӯр,
Валекин набурдем бо худ ба гӯр!»

* * *

Чу бар душмане бошадат дастрас,
Маранҷон-ш, к-ӯро ҳамин ғусса бас.
Адӯ зинда саргашта пероманат,
Беҳ аз хуни ӯ кушта дар гарданат.

*ҲИКОЯТ*[1]

Шунидам, ки Дорои фаррухтабор,
Зи лашкар ҷудо монд рӯзи шикор.
Давон омадаш галлабоне ба пеш,
Ба дил гуфт Дорои фархундакеш:
«Магар душман аст ин, ки омад ба ҷанг,
Зи дураш бидӯзам ба тири хаданг?»
Камони каёнӣ ба зеҳ рост кард,
Ба як дам вуҷудаш[2] адам хост кард.
Бигуфт: «Эй худованди Эрону Тур,
Ки чашми бад аз рӯзгори ту дур!
Ман онам, ки асбони шаҳ парварам,
Ба хидмат бад-ин марғзор андарам».
Маликро дили рафта омад ба ҷой,
Бихандиду гуфт: «Эй накӯҳидарой,

---

[1] А — Дар шинохтани мулук дӯсту душманро ? А — чӯба тираш.

Туро ёварӣ кард фаррух сурӯш
В-агарна зеҳ оварда будам ба гӯш».
Нигаҳбони маръӣ бихандиду гуфт:
«Насиҳат зи мунъим набояд[1] нуҳуфт.
На тадбири маҳмуду рои накӯст,
Қи душман надонад шаҳаншаҳ зи дӯст.
Чунон аст дар меҳтарӣ шарти зист,
Қи ҳар кеҳтареро бидонӣ, ки кист.
Маро борҳо дар ҳазар дидаӣ,
Зи хайлу чарогоҳ пурсидаӣ.
Қунунат ба меҳр омадам пешбоз,
Намедониям аз бадандеш боз.
Тавонам ман, эй номвар шаҳриёр,
Қи асбе бурун орам аз сад ҳазор.
Маро галлабонӣ ба ақл асту рой,
Ту ҳам галлаи хеш боре[2] бипой.
Дар он тахту мулк аз халал ғам бувад,
Қи тадбири шоҳ аз шубон кам бувад».[3]

* * *

Ту кай бишнавӣ нолаи додхоҳ,
Ба Қайвон-барат киллаи хобгоҳ?!
Чунон хусб, к-ояд[4] фиғонат ба гӯш,
Агар додхоҳе барорад хурӯш,
Қи нолад зи золим, ки дар даври туст,
Қи ҳар ҷавр, к-ӯ мекунад, ҷаври туст.
На саг домани корвоне дарид,
Қи деҳқони нодон, ки саг парварид.
Далер омадӣ, Саъдиё, дар сухун,
Чу теғат ба даст аст, фатҳе бикун!

---

[1] А — нашояд. [2] А — дорӣ, [3] А — баъд аз ин байт сарлавҳа: «Ҳикояти малеха». [4] А — хуфт бояд.

Бигӯ,[1] он чӣ донӣ, ки ҳақ гуфта беҳ,
На ришватситонию на ушрадеҳ.[2]
Тамаъ банду дафтар зи ҳикмат бишӯй,
Тамаъ бигсилу ҳар чӣ донӣ[3] бигӯй.

* * *

Хабар ёфт гарданкаше дар Ироқ,
Ки мегуфт мискине аз зери[4] тоқ:
«Ту ҳам бар даре ҳастӣ уммедвор,
Пас уммеди бардарнишинон барор!»

* * *

Нахоҳӣ, ки бошад дилат дардманд,
Дили дардмандон барovар зи банд.
Парешонии хотири додхоҳ
Барандозад аз мамлакат подшоҳ,
Ту хуфта хунук[5] дар ҳарам нимрӯз,
Ғариб аз бурун, гӯ, ба гармо бисӯз!
Ситонандаи доди он кас худост,
Ки натвонад аз подшаҳ дод хост.

### *ҲИКОЯТ*

Яке аз бузургони аҳли тамиз,
Ҳикоят кунад з-ибни Абдулазиз,
Ки будаш нигине дар ангуштарӣ,
Фурӯ монда дар қиматаш ҷавҳарӣ.[6]
Ба шаб, гуфтӣ, он[7] ҷирми гетифурӯз
Даре буд аз рӯшноии рӯз.

---

[1] А — Бигӯй он. [2] А — ишвадеҳ. [3] А — хоҳӣ. [4] А — зин. [5] А — хуш хуфта. [6] А — «гавҳарӣ» ва дар забари он «муштарӣ» навишта шудааст. [7] А — аз.

Қазоро даромад яке хушксол,
Ки шуд бадри симои мардум ҳилол.
Чу дар мардум орому қувват надид,
Худ осуда будан мурувват надид.
Бифармуду бифрӯхтандаш ба сим,
Ки раҳм омадаш бар ғарибу[1] ятим.
Ба як ҳафта накдаш ба тороҷ дод,
Ба дарвешу[2] мискину мӯҳтоҷ дод.
Фитоданд дар вай маломаткунон,
Ки дигар ба дастат наёяд чунон.
Шунидам, ки мегуфту борони дамъ,
Фурӯ медавидаш ба ораз чу шамъ,
Ки зишт аст пироя бар шаҳриёр,
Дили шаҳрӣ аз нотавонӣ фигор.
Маро шояд ангуштарӣ бе нигин,
Нашояд дили халқе андӯҳгин.
Хунук он кӣ осоиши марду зан
Гузинад бар ороиши хештан.
Накарданд рағбат ҳунарпарварон
Ба шодии хеш аз ғами дигарон.

* * *

Агар хуш бихусбад малик бар сарир,
Напиндорам осуда хусбад фақир.
В-агар зинда дорад шаби дер боз,[3]
Бихусбанд мардум ба орому ноз.
Биҳамдуллаҳ, ин сирату роҳи рост
Атобак Абӯбакр бин Саъдрост.
Қас аз фитна дар Порс дигар нишон.
Набинад магар қомати маҳвашон.
Яке панҷ байтам хуш омад ба гӯш,
Ки дар маҷлисе месуруданд[4] дӯш:

---

[1] А — фақиру. [2] А — дарвеши. [3] А — дерьёз.
[4] А — Ки мегуфт гӯяндаи хуш.

Маро роҳат аз зиндагӣ дӯш буд,
Ки он моҳрӯям дар оғӯш буд.
Мар-ӯро чу дидам сар аз хоб маст,
Бад-ӯ гуфтам: «Эй сарв пеши ту паст!
Даме наргис аз хоби нӯшин[1] бишӯй,
Чу гулбун биханду чу булбул бигӯй.
Чӣ мехусбӣ, эй фитнаи рӯзгор?
Биёву маи лаъли нӯшин биёр!»
Нигаҳ кард шӯрида аз хобу гуфт:
«Маро фитна хонию гӯӣ: махуфт!
Дар айёми султони равшаннафас
Набинад дигар[2] фитна бедор[3] кас».

*ҲИКОЯТ*[4]

Дар ахбори шоҳони пешина ҳаст,
Ки чун Тукла бар тахти Зангӣ нишаст.
Ба давронаш аз кас наёзурд кас,
Сабақ бурд, агар[5] худ ҳамин буду бас.
Чунин гуфт як раҳ ба соҳибдиле,
Ки умрам ба сар рафт бе ҳосиле.
Бихоҳам ба кунҷи ибодат нишаст,
Ки дарьёбам ин панҷ рӯзе, ки ҳаст.
Чу мебигзарад ҷоҳу мулку сарир,
Набурд аз ҷаҳон давлат илло фақир.
Чу бишнид донои равшаннафас
Ба тундӣ дарошуфт,[6] к-эй Тукла, бас!
Тариқат ба ҷуз хидмати халқ нест,
Ба тасбеҳу саҷҷодаву далқ нест.
Ту бар тахти султонии хеш бош,
Ба ахлоқи покиза дарвеш бош.

---

[1] А — мастӣ. [2] А — ба ҷуз. [3] А — дар хоб. [4] А — Ҳикояти Атобак Тукла ва шафқати ӯ. [5] А — в-агар [6] А — барошуфт.

Ба сидку иродат миён баста дор,
Зи тооту[1] даъвӣ забон баста дор.
Қадам бояд андар тариқат, на дам,
Ки асле надорад дами беқадам.
Бузургон, ки накди сафо доштанд,
Чунин хирқа зери[2] қабо доштанд.

*ҲИКОЯТ*[3]

Шунидам, ки бигрист султони Рум,
Бари некмарде[4] зи аҳли улум,
Ки поёнам аз дасти душман намонд,
Ҷуз ин қалъаву шаҳр аз[5] ман намонд.
Басе ҷаҳд кардам, ки фарзанди ман
Пас аз ман бувад сарвари анҷуман.
Кунун душмани бадгуҳар даст ёфт,
Сари дасти мардию ҷаҳдам битофт.
Чӣ тадбир созам, чӣ дармон кунам?
Ки аз ғам бифарсуд ҷон дар танам.
Бигуфт: «Эй бародар, ғами хеш хӯр,
Ки аз умр беҳтар шуду бештар.
Туро ин қадар то бимонӣ, бас аст,
Чу рафтӣ, ҷаҳон[6] ҷои дигар кас аст.
Агар ҳушманд асту гар бехирад,
Ғами ӯ махӯр, к-ӯ ғами худ хӯрад.
Машаққат наярзад ҷаҳон доштан,
Гирифтан ба шамшеру бигзоштан.
Бад-ин панҷ рӯзи иқомат маноз,
Ба андеша тадбири рафтан бисоз.[7]
Қиро донӣ аз хусравони Аҷам,
Зи аҳди Фаредуну Заҳҳоку Ҷам,
Ки бар[8] тахту мулкаш наёмад завол?

---

[1] А — томоту. [2] А — зии. [3] А — Ҳикояти султони Рум ва донишманд. [4] А — пирмарде. [5] А — бо. [6] А — дигар. [7] А — Ин байтро надорад. [8] А — дар.

Намонад ба ҷуз мулки эзид таол.
Қиро ҷовидон мондан уммед монд,[1]
Чу касро набинӣ, ки ҷовид монд?[2]
Қиро симу зар монду[3] ганҷу манол,[4]
Пас аз вай ба чанде шавад поймол.
В-аз он кас ки хайре бимонад равон,
Дамодам расад раҳматаш бар равон.
Бузурге, к-аз ӯ номи некӯ бимонд,
Тавон гуфт бо аҳли дил, к-ӯ бимонд.[5]
Ало, то дарахти карам парварӣ,
Гар уммедворӣ, к-аз ӯ бар хӯрӣ.
Қарам кун, ки фардо, ки девон ниҳанд,
Манозил ба микдори эҳсон диҳанд.
Якеро, ки саъи қадам пештар,
Ба даргоҳи ҳақ манзилат бештар.
Яке бозпас хоину шармсор,
Битарсад[6] ҳаме марди нокардакор.
Биҳил, то ба дандон газад[7] пушти даст,
Танӯре чунин гарму ноне набаст.
Бидонӣ,[8] гаҳи ғалла бардоштан
Ки сустӣ бувад тухм нокоштан.

*ҲИКОЯТ*[9]

Хирадманд марде дар ақсои Шом,
Гирифт аз ҷаҳон кунҷи ғоре мақом.
Ба сабраш дар он кунҷи торик ҷой,
Ба ганҷи каноат фурӯ рафта пой.
Шунидам, ки номаш Худодӯст буд,
Малаксирате одамипӯст буд.
Бузургон ниҳоданд сар бар дараш,
Ки дарменаёмад ба дарҳо сараш.

---

1 А — нест. 2 А — Ба гетӣ касе ҷой ҷовид нест. 3 А — монаду. 4 А — мол. 5 А — Ин байтро надорад.
6 А — Наёбад. 7 А — бурад. 8 А — Надонӣ. 9 А — Ҳикояти шоҳи бедодгар ва зоҳид.

Таманно кунад орифи покбоз,
Ба дарьюза аз хештан тарки оз.
Чу ҳар соаташ нафс гӯяд: бидеҳ!
Ба хорӣ бигардонадаш деҳ ба деҳ.[1]
Дар он марз, к-ин[2] пири ҳушьёр буд,
Яке марзбони ситамгор буд,
Ки ҳар нотавонро, ки дарьёфтӣ,
Ба сарпанҷагӣ панҷа бартофтӣ.
Ҷаҳонсӯзу бераҳмату хиракуш,
Зи талхеш рӯи[3] ҷаҳоне туруш.
Гурӯҳе бирафтанд аз он зулму ор,
Бибурданд номи бадаш дар диёр.[4]
Гурӯҳе бимонданд мискину реш,
Паси чарха нафрин[5] гирифтанд пеш.
Яди зулм ҷое, ки гардад дароз,
Набинӣ лаби мардум[6] аз ханда боз.
Ба дидори шайх омадӣ гоҳ-гоҳ,
Худодӯст дар вай накардӣ нигоҳ,[7]
Малик навбате гуфташ: «Эй некбахт,
Ба нафрат зи ман дармакун[8] рӯй сахт.
Маро бо ту, донӣ, сари дӯстист,
Туро душманӣ бо ман аз баҳри чист?
Гирифтам, ки солори кишвар[9] наям,
Ба иззат зи дарвеш камтар наям?
Нагӯям, фазилат ниҳам бар касе,
Чунон бош, бо ман, ки бо ҳар касе».
Шунид ин сухан обиди ҳушьёр,
Барошуфту гуфт: «Эй малик, ҳуш дор!
Вуҷудат парешонии халқ аз ӯст,
Надорам парешонии халқ дӯст.

---

[1] А — Ду байтро надорад. [2] А — к-он. [3] А — зи талхии рӯяш. [4] А — Ин байтро надорад. [5] А — шистан. [6] А — зинда. [7] А — Ин байтро надорад. [8] А — дармакаш. [9] А — лашкар.

Ту бо он кӣ ман дӯстам, душманӣ,
Напиндорамат, дӯстдори манӣ.
Чаро дӯст дорам ба ботил манат,
Чу донам, ки дорад худо душманат!
Мадеҳ[1] бӯса бар дасти ман дӯствор,
Бирав, дӯстдорони ман дӯст дор.
Худодӯстро гар бидарранд пӯст,
Нахоҳад шудан душмани дӯст дӯст.
Аҷаб дорам аз хоби он сангдил,
Ки халқе бихусбанд аз ӯ тангдил».[2]

* * *

Меҳо, зӯрмандӣ макун бо кеҳон,
Ки бар як намат менамонад ҷаҳон.
Сари панҷаи нотавон бармапеч,
Ки гар даст ёбад, барой ба ҳеҷ.
Адуро ба кӯчак набояд шумурд,
Ки кӯҳи калон дидам аз санги хурд.
Набинӣ, ки чун бо ҳам оянд мӯр,
Зи шерони ҷангӣ бароранд шӯр.
На мӯре, ки мӯе, к-аз он камтар аст,
Чу пур шуд, зи занҷир маҳкамтар аст.[3]
Мабар, гуфтамат, пои мардум[4] зи ҷой.
Ки оҷиз шавӣ, гар дарой зи пой.
Дили дӯстон ҷамъ беҳтар, ки ганҷ,
Хазина тиҳӣ беҳ, ки мардум ба ранҷ.
Маяндоз дар пой кори касе,
Ки афтад, ки дар пояш афтӣ басе!

* * *

Таҳаммул кун, эй нотавон, аз қавӣ,
Ки рӯзе тавонотар аз вай шавӣ.

---

[1] А — Манеҳ. [2] А — Баъди ин байт сарлавҳа: «Гуфтор дар риояти хотири дарвешон». [3] А — 3 байтро надорад. [4] А — мардон.

Ба ҳиммат барор аз ситеҳанда[1] шӯр,
Ки бозӯи ҳиммат беҳ аз дасти зӯр.
Лаби хушки мазлумро, гӯ, биханд,
Ки дандони золим бихоҳанд канд.
Ба бонги дуҳул хоҷа бедор гашт,
Чӣ донад, шаби посбон чун гузашт.
Хӯрад корвонӣ ғами бори хеш,
Насӯзад дилаш бар хари пуштреш.
Гирифтам, к-аз афтодагон нестӣ,
Чу афтода бинӣ, чаро зистӣ?[2]
Бар инат бигӯям яке саргузашт,
Ки сустӣ бувад з-ин сухан даргузашт.

*ҲИКОЯТ*[3]

Чунон қаҳтсоле шуд[4] андар Димишқ,
Ки ёрон фаромӯш карданд ишқ.
Чунон осмон бар замин шуд бахил,
Ки лаб тар накарданд заръу[5] нахил.
Бихӯшид сарчашмаҳои қадим,
Намонд об ҷуз оби чашми ятим.
Набудӣ[6] ба ҷуз оҳи бевазане,
Агар баршудӣ дуде аз равзане.
Чу дарвеш бе барг дидам дарахт,
Қавибозувон сусту дармонда сахт.
На дар кӯҳ сабзӣ, на дар боғ шах,
Малах бӯстон хӯрда, мардум малах.
Дар он ҳол пеш омадам дӯсте,
Аз[7] ӯ монда бар устухон пӯсте.
В-агарчи[8] ба мукнат қавиҳол буд,
Худованди ҷоҳу зару мол буд.

---

[1] А — ситезанда.

[2] А — б(и) истӣ, [3] А — «Дар раҳмат бар нотавонон дар тавоной. [4] А — қаҳт шуд соле. [5] А — нахлу. [6] А — набуда. [7] А — К-аз. [8] А — Агарчи.

Бад-ӯ гуфтам: «Эй ёри покизахӯй,
Чӣ дармондагӣ пешат омад, бигӯй.
Битундид бар ман, ки ақлат куҷост?
Чу донию пурсӣ, суолат хатост.
Набинӣ, ки сахтӣ ба ғоят расид,
Машаққат ба ҳадди ниҳоят расид.
На борон ҳамеояд аз осмон,
На бармеравад дуди фарьёдхон.
Бад-ӯ гуфтам: «Охир, туро бок нест.
Кушад заҳр ҷое, ки тарьёк нест.
Гар аз нестӣ дигаре шуд халок,
Туро ҳаст, батро зи тӯфон чӣ бок?»[1]
Нигаҳ кард ранҷида дар ман фақеҳ,
Нигаҳ кардани олим андар сафеҳ,
Ки мард ар чи бар соҳил аст, эй рафиқ,
Наёсояду дӯстонаш ғариқ.
Ман аз бенавоӣ наям рӯйзард,
Ғами бенавоён рухам зард кард.
Нахоҳад, ки бинад хирадманд реш,
На бар узви мардум, на бар узви хеш.
Яке аввал аз тандурустон манам,
Чу реше бубинам,[2] биларзад танам.
Мунағғас бувад айши он тандуруст,
Ки бошад ба паҳлӯи бемори суст.
Чу бинад,[3] ки дарвеши мискин нахӯрд,
Ба ком андарам лукма заҳр асту дард.
Якеро ба зиндон-дараш дӯстон,
Куҷо монадаш айш дар бӯстон?!

### *ҲИКОЯТ*[4]

Шабе дуди халқ оташе барфурӯхт,
Шунидам, ки Бағдод ниме бисӯхт.

---

[1] А — Ин байтро надорад. [2] А — бубинад. [3] А — бинам. [4] А — Ҳикояти малеҳа.

Яке шукр гуфт андар он хоку дуд,[1]
Ќи дуккони моро газанде набуд.
Ҷаҳондидае гуфт:[2] «Эй булҳавас,
Туро худ ғами хештан буду бас.
Писандӣ, ки шаҳре бисӯзад ба нор,
Агарчи[3] сароят бувад бар канор?
Ба ҷуз сангдил кӣ кунад меъда танг,
Чу бинад касон бар шикам баста санг?
Тавонгар худ он луқма чун мехӯрад,
Чу бинад, ки дарвеш хун мехӯрад.
Магӯ, тандуруст аст ранҷурдор,
Қи мепечад аз ғусса ранҷурвор.
Сабукпай чу ёрон ба манзил расанд,
Нахусбанд, ки вомондагон аз пасанд.
Дили подшоҳон шавад боркаш,
Чу бинанд дар гил хари хоркаш.
Агар дар сарои саодат кас аст,
Зи гуфтори Саъдиш ҳарфе бас аст.
Ҳаминат басанд аст, агар бишнавӣ,
Қи гар хор корӣ, суман надравӣ.[4]

* * *

Хабар дорӣ аз хусравони Аҷам,
Қи карданд бар зердастон ситам.
На он шавкату подшоҳӣ бимонд,
На он зулм бар рӯстоӣ бимонд.
Хато бин, ки бар дасти золим бирафт,
Ҷаҳон монду ӯ бо мазолим бирафт.
Хунук рӯзи маҳшар тани додгар,
Қи дар сояи арш дорад мақар.

---

[1] А — ҳол зуд. [2] А — гуфташ.
[3] А — В-агарчи. [4] А — баъди ин байт сарлавҳа: «Гуфтор дар адлу зулм ва самараи он».

Ба қавме, ки некӣ писандад худой,
Диҳад хусраве одилу некрой.
Чу хоҳад, ки вайрон шавад оламе,
Кунад мулк дар панҷаи золиме.
Сиголанд аз ӯ некмардон ҳазар,
Ки хашми худояст бедодгар.
Бузургӣ аз ӯ дону миннат шинос,
Ки зоил шавад неъмати ношинос.[1]
Агар шукр кардӣ бар ин мулку мол,
Ба молеву мулке расӣ безавол.
В-агар ҷавр дар подшоӣ кунӣ,
Пас аз подшоҳӣ гадоӣ кунӣ.[2]
Ҳаром аст бар подшаҳ хоби хуш,
Чу бошад заиф аз қавӣ боркаш.
Маёзор омӣ ба як хардала,
Ки султон шубон асту омӣ гала.
Чу пархош бинанду бедод аз ӯ,
Шубон нест, гург аст, фарьёд[3] аз ӯ!
Баданҷом рафту бад андеша кард,
Ки бо зердастон ҷафо пеша кард.
Ба сахтиву сустӣ бар ин бигзарад,
Бимонад бар ӯ солҳо номи бад.
Нахоҳӣ, ки нафрин кунанд аз пасат,
Накӯ бош, то бад нагӯяд касат.[4]

### *ҲИКОЯТ*[5]

Шунидам, ки дар марзе аз Бохтар
Бародар ду буданд аз як падар.
Сипаҳдору гарданкашу пилтан,
Накурӯю доною шамшерзан.

---

[1] А — носипос. [2] А — Ин байтро надорад. [3] А — бедод.
[4] А — 3 байтро надорад. [5] А – Ҳикояти ду бародари одилу золим.

Падар ҳар дуро саҳмгин мард ёфт,
Талабгори ҷавлону новард ёфт.
Бирафт он заминро ду қисмат ниҳод,
Ба ҳар як писар з-он насибе бидод.
Мабодо, ки бар якдигар сар кашанд,
Ба пайкор шамшери кин баркашанд.
Падар баъд аз он рӯзгоре шумурд,
Ба ҷонофарин ҷони ширин супурд.
Аҷал бигсалондаш таноби амал,
Вафоташ фурӯ баст дасти амал.
Муқаррар шуд он мамлакат бар ду шоҳ,
Қи бе ҳадду мар буд ганҷу сипоҳ.
Ба ҳукми назар дар беҳафтоди хеш,
Гирифтанд ҳар як яке роҳ пеш.
Яке адл, то номи некӯ барад,
Яке зулм, то мол гирд оварад.
Яке отифат сирати хеш кард,
Дирам доду темори дарвеш хӯрд,
Бино карду нон доду лашкар навохт,
Шаб аз баҳри дарвеш шабхона сохт.
Хазоин тиҳӣ карду пур кард ҷайш,
Чунон к-аз халоиқ ба ҳангоми айш.
Барояд[1] ҳаме бонги шодӣ чу раъд,
Чу Шероз дар аҳди Бӯбакри Саъд.
Хидеви хирадманди фарруххиҳод,
Қи шохи умедаш барӯманд бод.
Ҳикоят шунав, к-он гави[2] номҷӯй
Писандидае буду фархундахӯй.
Мулозим ба дилдории хоссу ом,
Саногӯи ҳақ бомдодону шом.
Дар он мулк Қорун бирафтӣ далер,
Қи шаҳ додгар буду дарвеш сер.

---

[1] А — Баромад. [2] А — кӯдакӣ.

Наёмад дар айёми ӯ бар диле
Нагӯям, ки хоре, ки барги гуле.
Сар омад ба таъйиди мулк аз сарон,
Ниҳоданд сар бар хаташ сарварон.
Дигар хост, к-афзун кунад тахту тоҷ,
Бияфзуд бар марди деҳқон хироҷ,
Нагӯям, ки бадхоҳи дарвеш буд,
Ҳақиқат, ки ӯ душмани хеш буд.[1]
Тамаъ кард дар моли бозоргон,
Бало рехт бар ҷони бечорагон.
Ба уммеди бешӣ надоду нахӯрд,
Хирадманд донад, ки нохуб кард,
Ки то ҷамъ кард он зар аз гурбузӣ,
Пароканда шуд лашкар аз оҷизӣ.
Шуниданд бозоргонон хабар,
Ки зулм аст дар[2] буми он беҳунар,
Буриданд аз он ҷо хариду фурӯхт,
Зироат наёмад,[3] раият бисӯхт.
Чу иқболаш аз дӯстӣ сар битофт,
Ба ноком душман бар ӯ даст ёфт.
Ситези фалак беху бораш биканд,
Суми асби душман диёраш биканд.
Вафо дар[4] кӣ ҷӯяд, чу паймон гусехт,
Хироҷ аз кӣ хоҳад, чу деҳқон гурехт.
Чӣ некӣ тамаъ дорад он бесафо,[5]
Ки бошад дуои бадаш дар қафо?
Чу бахташ нагун буд дар кофи кун,
Накард он чӣ некон-ш гуфтанд:[6] «Кун!»
Чӣ гуфтанд некон бад-он некмард?
Ту бар хӯр, ки бедодгар бар нахӯрд.
Гумонаш хато буду тадбир суст,
Ки дар адл буд, он чӣ дар зулм ҷуст.

---

1 А — Ин байтро надорад. 2 А — бар. 3 А — намонду.
4 А — аз. 5 А — бевафо. 6 А — гуфтанд некон-ш.

Яке бар сари шоху[1] бун мебурид,
Худованди бӯстон назар[2] карду дид.
Бигуфто, ки ин мард бад мекунад,
На бо ман, ки бо нафси худ мекунад.
Насиҳат баҷояст, агар бишнавӣ:
Заифон маяфкан ба китфи қавӣ,
Қи фардо ба довар бувад хусраве
Гадое, ки пешат наярзад ҷаве.[3]
Чу хоҳӣ, ки фардо барӣ меҳтарӣ,[4]
Макун душмани хештан кеҳтаре,
Қи чун бугзарад бар ту ин салтанат,
Бигирад ба қаҳр он гадо доманат.[5]
Макун, панҷа аз нотавонон бидор,
Қи гар бифканандат, шавӣ шармсор,
Қи зишт аст дар чашми озодагон
Бияфтодан аз дасти афтодагон.
Бузургони равшандили некбахт
Ба фарзонагӣ тоҷ бурданду тахт.
Ба[6] дунболаи ростон каҷ марав
В-агар рост хоҳӣ, зи Саъдӣ шунав.[7]

* * *

Магӯ, ҷоҳе аз салтанат беш нест,
Қи эминтар аз мулки дарвеш нест.
Сабукбор мардум сабуктар раванд,
Ҳақ ин асту соҳибдилон бишнаванд.
Тиҳидаст ташвиши ноне хӯрад,
Ҷаҳонбон ба қадри ҷаҳоне хӯрад.
Гадоро чу ҳосил шавад нони шом,
Чунон хуш бихусбад, ки султони Шом.

---

[1] А — шох. [2] А — нигаҳ.
[3] А — Ин байтро надорад. [4] А — шавӣ меҳтаре. [5] А — Ин байтро надорад. [6] А — Зи. [7] А — баъди ин байт сарлавҳа: «Сифату ҷамъияти дарвеши розӣ».

Ғаму шодмонӣ ба сар меравад,
Ба марг ин ду аз сар бадар меравад.
Чӣ онро, ки бар сар ниҳоданд тоҷ
Чӣ онро, ки бар гардан омад хироҷ?
Агар сарфарозе ба Қайвон бар аст,
В-агар тангдасте ба зиндон дар аст,
Чу хайли аҷал бар[1] сари ҳар ду тохт,
Намешояд аз якдигаршон шинохт.
Шунидам, ки як бор дар ҳаллае
Сухан гуфт бо обиде каллае,
Ки ман фарру фармондеҳӣ доштам,
Ба сар-бар кулоҳи меҳӣ доштам.
Сипеҳрам мадад карду нусрат вифоқ,
Гирифтам ба бозуи давлат Ироқ.
Бикун пунбаи ғафлат аз гӯши ҳуш,
Ки аз мурдагон пандат ояд ба гӯш.
Тамаъ карда будам, ки Қирмон хӯрам,
Ки ногаҳ бихӯрданд кирмон сарам.[2]

* * *

Накӯкор мардум набошад[3] бадаш,
Наварзад касе бад, ки нек афтадаш.
Шарангез ҳам бар[4] сари шар шавад,[5]
Чу каждум, ки бо хона камтар шавад.
Агар нафъи кас дар ниҳоди ту нест,
Чунин гавҳару[6] санги хоро якест.
Ғалат гуфтам, эй ёри шоистахӯй,[7]
Ки нафъ аст дар оҳану сангу рӯй.
Чунин одамӣ мурда беҳ нангро,
Ки бар вай фазилат бувад сангро.

---

[1] А — дар. [2] А — баъд аз ин байт сарлавҳа: «Дар некӯкорию бадӣ ва самароти он». [3] А — наёяд. [4] А — дар [5] А — равад. [6] А — ҷавҳару. [7] А — фархундахӯӣ.

На ҳар одамизода аз дад беҳ аст,
Ки дад з-одамизодаи бад беҳ аст.
Беҳ аст аз дад инсони соҳибхирад,
На инсон, ки дар мардум афтад чу дад.
Чу инсон надонад ба ҷуз хӯрду хоб,
Кадомаш фазилат бувад бар давоб?
Савори нагунбахти бероҳ(а)рав
Пиёда барад з-ӯ ба рафтан гарав.
Касе донаи некмардӣ накошт,
Қ-аз ӯ хирмани коми дил барнадошт.
На ҳаргиз шунидем дар умри хеш,
Ки бадмардро некӣ омад ба пеш!

### *ҲИКОЯТ*[1]

Гузире ба чоҳе дарафтода буд,
Ки аз ҳавли ӯ шери нар мода буд.
Бадандеш мардум ба ҷуз бад надид,
Бияфтоду оҷизтар аз худ надид.
Ҳама шаб зи фарьёду зорӣ нахуфт,
Яке бар сараш кӯфт сангеву гуфт:
«Ту ҳаргиз расидӣ ба фарьёди кас,
Ки мехоҳӣ имрӯз фарьёдрас?
Ҳама тухми номардумӣ коштӣ,
Бубин лоҷарам бар, кӣ бардоштӣ.
Кӣ бар ҷони решат ниҳад марҳаме,
Ки дилҳо зи решат[2] бинолад ҳаме?
Ту моро ҳаме чоҳ кандӣ ба роҳ,
Ба сар лоҷарам дарфитодӣ ба чоҳ».
Ду кас чаҳ кананд аз паи хоссу ом:
Яке некмаҳзар,[3] дигар зиштном.
Яке ташнаро то кунад тоза ҳалқ,
Дигар[4] то ба гардан дарафтанд халқ.

---

[1] А — Ҳикояти сарҳанги мардумозор.
[2] А — нешат. [3] А — нексират. [4] А — Яке:

Агар бад кунӣ, чашми некӣ мадор,
Ки ҳаргиз наёрад газангур бор.
Напиндорам, эй дар хазон кишта ҷав,
Ки гандум ситонӣ ба вақти дарав.
Дарахти зақум ар ба ҷон парварӣ,
Мапиндор ҳаргиз, к-аз ӯ бархӯрӣ.
Рутаб н-оварад чӯби харзаҳра бор,
Чу тухм афканӣ, бар[1] ҳамон чашм дор.

### *ҲИКОЯТ*

Ҳикоят кунанд аз яке некмард,
Ки икроми Ҳаҷҷоҷи Юсуф накард.
Ба сарҳанги девон нигаҳ кард тез,
Ки натъаш бияндозу хунаш бирез.
Чу ҳуҷҷат намонад ҷафоҷӯйиро,
Ба пархош дарҳам кашад рӯйиро.
Бихандиду бигрист марди худой,
Аҷаб дошт сангиндили тирарой.
Чу дидаш, ки хандиду дигар гирист,
Бипурсид, к-ин хандаву гирья чист?
Бигуфто: «Ҳаме гирьям аз рӯзгор,
Ки тифлони бечора дорам чаҳор.
Ҳаме хандам аз лутфи яздони пок,
Ки мазлум рафтам, на золим ба хок».
Писар гуфташ: «Эй номвар[2] шаҳриёр,
Яке даст аз ин марди сӯфӣ бидор,[3]
Ки халқе бар ӯ рӯй[4] доранду пушт,
На рой аст халқе ба якбор[5] кушт.
Бузургиву афву карам пеша кун,
Зи хурдони атфол-ш андеша кун!.

---

[1] А — Чӣ бад тухм киштӣ.
[2] А — Яке гуфт, к-эй некпай. [3] А — Чӣ хоҳӣ аз ин ёр, аз ӯ даст дор. [4] А — бад-ӯ такья. [5] А — На халқе тавонӣ ба пайкор.

Шунидам, ки нашниду хунаш бирехт,
Зи фармони довар кӣ донад гурехт?
Бузурге дар он фикрат он шаб бихуфт,
Ба хоб андараш диду пурсиду[1] гуфт.
Даме беш бар ман сиёсат наронд,[2]
Уқубат бар ӯ то қиёмат бимонд.
Нахуфтаст мазлум, аз оҳаш битарс,
Зи дуди дили субҳгоҳаш битарс.[3]
Натарсӣ,[4] ки покандаруне шабе
Барорад зи сӯзи ҷигар ё рабе?
На иблис бад карду некӣ надид?[5]
Бари пок н-ояд зи тухми палид.
Мадар пардаи кас ба ҳангоми ҷанг,
Қи бошад туро низ дар парда нанг.[6]
Мазан бонг бар шермардон дурушт,
Чу бо кӯдакон барнаёӣ ба мушт.

* * *

Яке панд медод фарзандро,
Нигаҳ дор панди хирадмандро.
Макун ҷавр бо хурдгон, эй писар,
Қи як рӯзат афтад бузурге ба сар.
Наметарсӣ, эй гургаки[7] камхирад,
Қи рӯзе палангет бар ҳам дарад?
Ба хурдӣ-дарам зӯру сарпанҷа буд,
Дили зердастон зи ман ранҷа буд.
Бихӯрдам яке мушти зӯроварон,
Накардам дигар зӯр бар лоғарон.[8]

---

[1] А — дид дарвешу. [2] А — маронд. [3] А — Ин байтро надорад. [4] А — Надонӣ.
[5] А — бидид. [6] А — Ин байтро надорад. [7] А — кӯдакӣ.
[8] А — Баъди ин байт сарлавҳа: «Дар навохту тараҳҳум бар зердаст».

* * *

Ало, то ба ғафлат нахуфтӣ,[1] ки навм
Ҳаром аст бар чашми солори қавм.
Ғами зердастон бихӯр, зинҳор,
Битарс аз забардастии рӯзгор.
Насиҳат, ки холӣ бувад аз ғараз,
Чу доруи талх аст дафъи мараз.

## *ҲИКОЯТ*

Якеро ҳикоят кунанд аз мулук,
Ки бемории ришта кардаш чу дук.
Чунонаш дарандохт заъфи ҷасад,
Ки мебурд бар зердастон ҳасад,[2]
Ки шоҳ арчи бар арса номовар аст,
Чу заъф омад, аз байдақе камтар аст.
Надиме замини малик бӯса дод,
Ки мулки худованд ҷовид бод:
«Дар ин шаҳр марде муборакдам аст,
Ки дар порсоӣ чун ӯе кам аст.
Нарафтаст ҳаргиз раҳи носавоб,
Диле равшану даъвате мустаҷоб.[3]
Набурданд пешаш муҳиммоти кас,
Ки мақсуд ҳосил нашуд дар нафас.
Бихон, то бихонад дуое барин,
Ки раҳмат расад з-осмон бар[4] замин».
Бифармуд, то мехтарони ҳадам
Бихонданд пири муборакқадам.
Бирафтанду гуфтанду омад фақир,
Тане мӯҳташам дар либосе ҳақир.[5]

---

[1] А — нахусбӣ.
[2] А — Ин байтро надорад. [3] А — Ин байтро надорад.
[4] А — з-осмону. [5] А — Ин байтро надорад.

Бигуфто: «Дуое кун, эй ҳушманд,
Ки дар ришта чун сӯзанам пойбанд».
Шунид ин сухан пири хамбудапушт,
Ба тундӣ баровард бонге дурушт,
Ки ҳақ меҳрубон аст бар додгар,
Бубахшояшу бахшиши[1] ҳақ нигар.
Дуои манат кай шавад судманд,
Асирону мӯҳтоҷ дар чоҳу банд?
Ту нокарда бар халқ бахшоише,
Куҷо бинӣ аз давлат осоише?
Бубояд-т[2] узри хато хостан,
Пас аз шайх Солеҳ дуо хостан.
Куҷо даст гирад дуои ваят,
Дуои ситамдидагон дар паят?»
Шунид ин сухан шаҳриёри Аҷам,
Зи хашму хиҷолат баромад баҳам.
Биранҷиду пас бо дили хеш гуфт:
Чӣ ранҷам, ҳақ аст, ин ки дарвеш гуфт.[3]
Бифармуд, то ҳар кӣ дар банд буд,
Ба фармонаш озод карданд зуд.
Ҷаҳондида баъд аз ду ракъат намоз,
Ба довар баровард дасти ниёз;
Ки эй барфарозандаи осмон,
Ба ҷангаш гирифтӣ, ба сулҳаш бимон.[4]
Валӣ ҳамчунон бар дуо дошт даст,
Ки шаҳ сар барозарду бар пой ҷаст.
Ту гуфтӣ, зи шодӣ бихоҳад парид
Чу товус, чун ришта дар по надид.
Бифармуд,[5] ганҷинаи гавҳараш
Фишонданд дар пою зар дар[6] сараш.
Ҳақ аз баҳри ботил нашояд нуҳуфт,
Аз он ҷумла доман бияфшонду гуфт:

[1] А — Бубахшою бахшоиши. [2] А — Бибоист. [3] А — Ҳақ аст, ин насиҳат нашояд нуҳуфт. [4] А — Ин байтро надорад. [5] А — Бифармуду. [6] А — бар.

Марав бо сари ришта бори дигар,
Мабодо, ки дигар кунад ришта сар.
Чу боре фитодӣ, нигаҳ дор пой,
Қи як бори дигар билағзад зи ҷой.
Зи Саъдӣ шунав, к-ин сухан рост аст,
На ҳар боре афтода бархостаст.[1]

* * *

Ҷаҳон, эй писар, мулки ҷовид нест,
Зи дуньё вафодорӣ уммед нест.
На барбод рафтӣ саҳаргоҳ[2] шом,
Сарири Сулаймон алайҳиссалом?
Ба охир надидӣ, ки барбод рафт,
Хунук он кӣ бо донишу дод рафт.
Қасе з-ин миён гӯи давлат рабуд,
Қи дар банди осоиши халқ буд.
Ба кор омад, онҳо, ки бардоштанд,
На гирд овариданду бигзоштанд.[3]

* * *

Шунидам, ки дар Миср Мире аҷал(л).
Сипаҳ тохт бар рӯзгораш аҷал.
Ҷамолаш бирафт аз рухи дилфурӯз,
Чу хур зард шуд, бас намонад зи рӯз.
Газиданд фарзонагон дасти фавт,
Қи дар тиб надиданд доруи мавт.
Ҳама тахту мулке пазирад завол.
Ба ҷуз мулки фармондеҳи лоязол.
Чу наздик шуд рӯзи умраш ба шаб,
Шуниданд, мегуфт дар зери лаб,

---

[1] А — Баъди ин байт сарлавҳа: «Гуфтор дар ифшои мулку давлати дуньё». [2] А — саҳаргоҳу. [3] А — Баъди ин байт сарлавҳа: «Дар интиқоли мамлакат».

Қи дар Миср чун ман азизе набуд,
Чу ҳосил ҳамин буд, чизе набуд.
Ҷаҳон гирд кардам, нахӯрдам бараш,
Бирафтам чу бечорагон аз сараш.
Писандидарое, ки бахшиду хӯрд,
Ҷаҳон аз паи хештан гирд кард.
Дар ин[1] кӯш, то бо ту монад муқим,
Қи ҳар-ч аз ту монад, дареғ асту бим.
Қунад хоҷа дар бистари ҷонгудоз
Яке даст кӯтоҳу дигар дароз.
Дар он дам туро менамояд ба даст,
Қи даҳшат забонаш зи гуфтан бубаст,
Қи дасте ба ҷуду карам кун дароз,
Дигар даст кӯтаҳ кун аз зулму оз.
Қунунат, ки даст аст, хоре бикан,[2]
Дигар кай барорӣ ту даст аз кафан.[3]
Битобад басе моҳу парвину ҳур,
Қи сар барнадорӣ зи болини гӯр.

### ҲИҚОЯТ[4]

Қизил Арслон қалъае сахт дошт,
Қи гардан ба Алванд бармефарошт.
На андеша аз кас на ҳоҷат ба ҳеҷ,
Чу зулфи арӯсон раҳаш печ-печ.[5]
Чунон нодир афтод дар равзае,[6]
Қи бар[7] лоҷувардӣ табақ байзае.
Шунидам, ки марде муборакҳузур,
Ба наздики шоҳ омад аз роҳи дур.
Ҳақоиқшиносе, ҷаҳондидае,
Ҳунарманде, офоқгардидае,

[1] А — он. [2] А — дастест, коре бикун. [3] А — куфун.
[4] А — Ҳикояти Қизил Арслон ва донишманд. [5] А — Ин байтро надорад.
[6] А — вартае. [7] А — дар.

Бузурге, забоноваре[1] кордон,
Ҳакиме, сухангӯе[2] бисьёрдон.
Қизил гуфт: «Чандин,[3] ки гардидай,
Чунин ҷои маҳкам дигар[4] дидай»
Бихандид, к-ин қалъаи хуррам аст,
Валекин напиндорамаш, маҳкам аст.
На пеш аз ту гарданкашон доштанд?
Даме чанд буданду бигзоштанд?
На баъд аз ту шоҳони дигар баранд?
Дарахти умеди туро бар хӯранд?
Зи даврони мулки падар ёд кун,
Дил аз банди андеша озод кун.
Чунон рӯзгораш ба кунҷе нишонд,
Ки бар як пашизаш тасарруф намонд.
Чу навмед монд аз ҳама чизу кас,
Умедаш ба фазли худо монду бас.
Бари марди ҳушьёр дуньё хас аст,
Ки ҳар муддате ҷои дигар кас аст.
Чунин гуфт шӯридае дар Аҷам
Ба Кисро, ки эй ворисе мулки Ҷам.
Агар мулк бар Ҷам намондию бахт,
Туро кай муяссар[5] шудӣ тоҷу тахт.
Агар ганҷи Қорун ба даст[6] оварӣ,
Намонад, магар он чӣ бахшӣ, барӣ.[7]

* * *

Чу Алпарслон ҷон ба ҷонбахш дод,
Писар тоҷи шоҳӣ ба сар барниҳод,
Ба турбат супурдандаш аз тоҷгоҳ,[8]
На ҷои нишастан буд[9] омоҷгоҳ.

---

[1] А — забоновари. [2] А — сухангӯй. [3] А — чандон. [4] А — куҷо. [5] А — мусаллам. [6] А — чанг. [7] А — Баъди ин байт сарлавҳа: «Ҳикоят». [8] А — ҷойгоҳ. [9] А — нишаст аст.

Чунин гуфт девонае ҳушьёр,
Чу дидаш писар рӯзи дигар савор:
«Зиҳӣ мулку даврони сар дар нишеб,
Падар рафту пои писар дар рикеб.
Чунин аст гардидани рӯзгор,
Сабуксайру бадаҳду нопойдор.
Чу деринарӯзе сар оварда аҳд,
Ҷавондавлате сар барорад зи маҳд.
Манеҳ бар ҷаҳон дил, ки бегонаест,
Чу мутриб, ки ҳар рӯз дар хонаест.
На лоиқ бувад айш бо дилбаре,
Ки ҳар бомдодаш бувад шавҳаре.
Накӯӣ кун имсол,[1] чун деҳ турост,
Ки соли дигар дигаре деҳхудост.[2]

### *ҲИКОЯТ*

Ҳакиме дуо кард бар Кайқубод,
Ки дар подшоҳӣ заволат мабод.
Бузурге дар ин хурда бар вай гирифт,
Ки доно нагӯяд муҳол, эй шигифт,
Ки дар тахту мулкаш наёмад завол,
Зи фарзона мардум назебад муҳол.
Киро ҷовидон мондан уммед монд?
Ту дидӣ касеро, ки ҷовид монд?
Чунин гуфт фарзонае ҳушманд,
Ки доно нагӯяд сухан announcement нописанд.
Мар ӯро на умри абад хостам,
Ба тавфиқи хайраш мадад хостам,
Ки гар порсо бошаду покрав,

---

[1] А — имрӯз. [2] А — баъди ин байтҳои зерин омадаанд:
В-агар зӯрмандӣ кунӣ бо фақир,
Ҳамин панҷ рӯзат бувад доругир.
Чу Фиръавн тарки табоҳӣ накард,
Ба ҷуз то лаби гӯр шоҳӣ накард.

Тарикатшиносу насиҳатшунав,
Аз ин мулк рӯзе, ки дил барканад.
Саропарда дар мулки дигар занад.
Пас ин мамлакатро набошад завол,
Зи мулке ба мулке кунад интиқол.
Зи маргаш чӣ нуксон, агар порсост,
Ки дар дуньйиву охират подшост.
Қасеро, ки ганҷ асту фармону ҷайш,
Ҷаҳондорию шавкату кому айш,
Гараш сирати хубу зебо бувад,
Ҳама вакт айшаш муҳайё бувад.
В-агар зӯрмандӣ кунад бо фақир,
Ҳамин панҷ рӯзаш бувад дору гир.
Чу Фиръавн тарки табоҳӣ накард,
Ба ҷуз то лаби гӯр шоҳӣ накард.[1]

### *ҲИКОЯТ*[2]

Шунидам, ки аз подшоҳони Ғӯр
Яке подшаҳ хар гирифтӣ ба зӯр.
Харон зери бори гарон беалаф
Ба рӯзе ду мискин шудандӣ талаф.
Чу мунъим кунад сифларо рӯзгор,
Ниҳад бар дили танги дарвеш бор.
Чу боми[3] баландаш бувад худпараст
Кунад бавлу хошок бар боми паст.
Шунидам, ки боре ба азми шикор
Бурун рафт бедодгар шаҳриёр.
Таковар ба дунболи сайде биронд,
Шабаш даргирифт, аз ҳашам боз монд.
Ба танҳо надонист рӯю раҳе,
Бияндохт ноком шаб дар деҳе.

---

[1] А — Ин ҳикоятро надорад. [2] А — Ҳикояти султон бо рустоӣ. [3] А — номи.

Яке пирмард андар он деҳ муқим,
Зи пирони мардумшиноси қадим
Писарро ҳаме гуфт, к-эй шодбаҳр,
Харатро мабар бомдодон ба шаҳр,
Ки ин ноҷавонмарди баргаштабахт,
Ки тобут бинам-ш[1] бар ҷои тахт,
Камар баста дорад ба фармони дев,
Ба гардун-бар[2] аз дасти ҷавраш ғирев.
Дар ин кишвар осоишу хуррамӣ
Надиду набинад ба чашм одамӣ.
Магар, к-ин[3] сияҳномаи бесафо
Ба дӯзах барад лаънат[4] андар қафо.
Писар гуфт: роҳи дароз асту сахт,
Пиёда наёрам шуд, эй некбахт,
Тарике бияндешу рое бизан,
Ки рои ту равшантар аз раъи ман.
Падар гуфт: агар панди ман бишнавӣ,
Яке санг бардошт бояд қавӣ.
Задан бар хари номвар чанд бор,
Сару дасту паҳлӯш кардан фигор.
Магар, к-он[5] фурӯмояи зишткеш
Ба кораш наёяд хари пуштреш.
Чу Хизри паямбар, ки киштӣ шикаст
В-аз ӯ дасти ҷаббори[6] золим бубаст.[7]
Ба соле, ки дар баҳр киштӣ гирифт,
Басе солҳо номи зиштӣ гирифт.
Туфу, бар чунон мулку давлат, ки ронд,
Ки шанъат бар ӯ то қиёмат бимонд.
Писар чун шунид ин ҳадис аз падар,
Сар аз хатти фармон набурдаш бадар.
Фурӯ кӯфт бечора харро ба санг,
Хар аз даст оҷиз шуд, аз пой ланг.

---

1 А — Тобутро бинамаш. 2 А — шуд. 3 А — ин. 4 А — равад имшаб. 5 А — ин. 6 А — маккорӣ. 7 А — бираст.

Падар гуфташ, акнун сари хеш гир,
Ҳар он раҳ, ки мебоядат пеш гир.
Писар дар паи корвон уфтод,[1]
Зи дашном чандон ки донист, дод.
В-аз он сӯ падар рӯй дар[2] осмон,
Ки ё раб, ба саҷҷодаи ростон,
Ки чандон амонам деҳ аз рӯзгор,
Қ-аз ин наҳси золим барояд димор.
Агар ман набинам мар ӯро ҳалок,
Шаби гӯр чашмам нахусбад ба хок.
Агар мор зояд зани бордор,
Беҳ аз одамизодаи девсор.
Зан аз марди мӯзӣ ба бисьёр беҳ,
Саг аз мардуми мардумозор беҳ.
Муханнаст,[3] ки бедод бар худ кунад,
Аз он беҳ, ки бо дигаре бад кунад.
Шаҳ ин ҷумла бишниду чизе нагуфт,
Бубаст асбу сар бар намадзин бихуфт.
Ҳама шаб ба бедорӣ ахтар шумурд,
Зи савдову андеша хобаш набурд.
Чу овози мурғи саҳар гӯш кард,
Парешонии шаб фаромӯш кард.
Саворон ҳама шаб ҳаме тохтанд,
Саҳаргаҳ паи асб биштофтанд.[4]
Бар он арса бар асб диданд шоҳ,
Пиёда давиданд яксар сипоҳ.
Ба хидмат ниҳоданд сар бар замин,
Чу дарьё шуд аз мавҷи лашкар замин.
Яке гуфташ аз дӯстони қадим,
Ки шаб ҳоҷибаш буду рӯзаш надим:
Раият чӣ нузлат[5] ниҳоданд дӯш,
Ки моро на чашм орамиду на гӯш?

---

1 А — рӯ ниҳод. 2 А — бар, 3 А — Муханнас.
4 А — бишнохтанд. 5 А — баргат.

Шаҳаншаҳ наёраст кардан ҳадис,
Қи бар вай чӣ омад зи хубси хабис.
Ҳам оҳиста сар бурд пеши сараш,
Фурӯ гуфт пинҳон ба гӯш андараш:
Қасам пои мурғе наёвард пеш,
Вале дасти хар рафт аз андоза беш.
Бузургон нишастанду хон хостанд,
Бихӯрданду маҷлис биёростанд.
Чу шӯру тараб дар ниҳод омадаш,
Зи деҳқони дӯшина ёд омадаш.
Бифармуд, ҷастанду бастанд сахт,
Ба хорӣ фикананданд дар пои тахт.
Сияҳдил бароҳехт шамшери тез,
Надонист бечора роҳи гурез.
Сари ноумедӣ бароварду[1] гуфт:
Нашояд шаби гӯр дар хона хуфт.
На танҳо манат гуфтам, эй шаҳриёр,
Ки баргаштабахтию бадрӯзгор.
Чаро хашм бар ман гирифтию бас,
Манат пеш гуфтам, ҳама халқ пас.
Чу бедод кардӣ, таваққӯъ мадор,
Ки номат ба некӣ равад дар диёр.
В-ар айдун, ки душворат омад[2] сухун,
Дигар ҳар чӣ душворат омад, макун.
Туро чора аз зулм баргаштан аст,
На бечораи бегунаҳ куштан аст.
Маро[3] панҷ рӯзи дигар монда гир,
Ду рӯзи дигар айши хуш ронда гир.
Намонад ситамгори бадрӯзгор,
Бимонад бар ӯ лаънати пойдор.
Туро нек панд аст, агар бишнавӣ,
В-агар нашнавӣ, худ пушаймон шавӣ.

---

1 А — Баровард сар аз далерию. 2 А — ояд. 3 А — Макун.

Бад-он кай сутуда шавад подшоҳ,
Ки халкаш ситоянд дар боргоҳ?
Чӣ суд офарин бар сари анҷуман,
Паси чарха нафринкунон пирзан?
Ҳаме гуфту шамшер болои сар,
Сипар карда ҷон пеши тири қадар.
Набинӣ, ки чун корд бар сар бувад,
Қаламро забонаш равонтар бувад.
Шаҳ аз мастии ғафлат[1] омад ба ҳуш,
Ба гӯшаш фурӯ гуфт фаррух сурӯш,
Қ-аз ин пир дасти укубат бидор,
Яке кушта гир аз ҳазорон ҳазор.
Замоне сар андар гиребон[2] бимонд,
Пас он гаҳ ба афв остин барфишонд.
Ба дастони худ банд аз ӯ баргирифт,
Сарашро бибӯсиду дар бар гирифт.
Бузургеш бахшиду фармондеҳӣ,
Зи[3] шохи умедаш баромад беҳӣ.
Ба гетӣ ҳикоят шуд ин достон,
Равад некбахт аз паи ростон.
Биёмӯзӣ[4] аз оқилон хусни хӯй,
На чандон ки аз ғофили айбҷӯй.
Ситоишсароён на ёри туанд,
Накӯхишкунон дӯстдори туанд.[5]
Зи душман шунав сирати худ, ки дӯст
Ҳар он-ч аз ту ояд, ба чашмаш накӯст.
Вабол аст додан ба ранҷур қанд,
Ки доруи талхаш бувад судманд.
Турушрӯй беҳтар кунад сарзаниш,
Ки ёрони хуштабъи ширинманиш.
Аз ин беҳ насиҳат нагӯяд касат,
Агар[6] оқилӣ, як ишорат басат.

[1] А — ғафлати мастӣ. [2] А — Замонеш савдой дар сар. [3] А — Ба. [4] А — Биёмӯз. [5] А — Ин байтро надорад. [6] А — В-агар.

## ҲИКОЯТ[1]

Чу даври хилофат ба Маъмун расид,
Яке моҳпайкар канизак харид.
Ба чеҳр офтобе, ба тан гулбуне,
Ба ақли хирадманд бозикуне.
Ба хуни азизон фурӯ бурда чанг,
Сарангуштҳо карда уннобранг.
Бар абрӯи обидфиребаш хизоб,
Чу қавси кузаҳ буд бар офтоб.
Шаби хилват он лӯъбати ҳурзод
Магар тан дар оғӯши Маъмун надод.
Гирифт оташи хашм дар вай азим,
Сараш хост кардан чу ҷавзо дуним.
Бигуфто: сар инак ба шамшери тез
Бияндозу бо ман макун хуфту хез!
Бигуфт: аз чӣ бар дил газанд омадат?
Чӣ хислат зи ман нописанд омадат?[2]
Бигуфт: ар кушӣ, в-ар[3] шикофӣ сарам,
Зи бӯи даҳонат ба ранҷ андарам.
Кушад тири пайкору теғи ситам
Ба якбору бӯи даҳан дам ба дам.
Шунид ин сухан сарвари некбахт,
Барошуфт тунду[4] биранҷид сахт.
Ҳама шаб дар ин фикр буду нахуфт,
Дигар рӯз бо ҳушмандон бигуфт.
Табиатшиносони ҳар кишваре
Сухан гуфт бо ҳар як аз ҳар даре.[5]
Дилаш гарчи дарҳол аз ӯ ранҷа шуд,
Даво карду хушбӯй чун ғунча шуд.

---

1 А — Ҳикояти амир-ал-мӯминин Маъмун бо канизак.
2 А — Ба ҷои ин байти зерин омадааст:
Бад-ӯ гуфт Маъмун, ки эй моҳрӯй,
Чи бад дидӣ аз ман, бари ман бигӯй.
3 А — в-ар. 4 А — некӯ. 5 А — Ду байтро надорад.

Паричеҳраро ҳамнишин карду дӯст,
Ки ин айби ман гуфт, ёри ман ӯст.
Ба назди ман он кас накӯхоҳӣ туст,
Ки гӯяд фалон хор дар роҳи туст.
Ба гумроҳ гуфтан: Накӯ меравӣ».
Ҷафое[1] тамом асту ҷавре[2] кавӣ.
Ҳар он гаҳ[3] ки айбат нагӯянд пеш,
Хунар донӣ[4] аз ҷоҳилӣ айби хеш.
Магӯ шаҳд ширин, шакар фоиқ аст
Қасеро, ки сақмуниё лоиқ аст.
Чӣ хуш гуфт як рӯз доруфурӯш:
Шифо боядат доруи талх нӯш.
Агар шарбате боядат[5] судманд,
Зи Саъдӣ ситон талхдоруи[6] панд.
Ба парвезани маърифат бехта,
Ба шаҳди зарофат баромехта.

*ХИКОЯТ*[7]

Шунидам, ки аз некмарде факир
Дилозурда шуд подшоҳе кабир.
Магар бар забонаш ҳаке рафта буд,
Зи гарданкашии[8] вай ошуфта буд.
Ба зиндон фиристодаш аз боргоҳ,
Ки зӯрозмояст бозӯи ҷоҳ.
Зи ёрон касе гуфташ андар нуҳуфт,
Масолеҳ набуд ин сухан гуфт. Гуфт:
Расонидани амри ҳақ тоат аст,
Зи зиндон натарсам, ки як соат аст.
Ҳамон дам, ки дар хуфья ин роз рафт,
Ҳикоят ба гӯши малик бозрафт.

---

[1] А — Гунохе. [2] А — чурме. [3] А — кас. [4] А — донад. [5] А — Чу ширинӣ бояд-т. [6] А — доруи талхи. [7] А — Ҳикояти дарвеши содиқ ва шохи золим. [8] А — гарданкашӣ бар.

Бихандид, к-ӯ занни беҳуда бурд,
Надонад, ки хоҳад дар ин ҳабс мурд.
Ғуломе ба дарвеш бурд ин паём,
Бигуфто: ба хусрав бигӯ, эй ғулом:
Маро бори ғам бар дили реш нест,
Ки дунъё ҳамин соате[1] беш нест.
На гар дастгирӣ кунӣ, хуррамам,
На гар сар бурӣ, бар дил ояд ғамам.
Ту гар комронӣ ба фармону ганҷ,
Дигар кас фурӯ монд дар[2] заъфу ранҷ.
Ба дарвозаи марг чун даршавем,[3]
Ба як ҳафта бо ҳам баробар шавем.[4]
Манеҳ дил бар ин давлати панҷрӯз,
Ба дуди дили халқ худро масӯз.
На пеш аз ту беш аз ту андӯхтанд,
Ба бедод кардан ҷаҳон сӯхтанд.
Чунон зӣ, ки зикрат ба таҳсин кунанд,
Чу мурдӣ, на бар гӯр нафрин кунанд.
Набояд ба расми бад оин ниҳод,
Ки гӯянд лаънат бар он, к-ин ниҳод.
В-агар бар сар ояд[5] худованди зӯр,
На зераш кунад оқибат хоки гӯр?
Бифармуд дилтангрӯй аз ҷафо,
Ки берун кунандаш забон аз қафо.
Чунин гуфт марди ҳақоиқшинос,
Қ-аз ин ҳам, ки гуфтӣ, надорам ҳарос.
Ман аз безабонӣ надорам ғаме,
Ки донам, ки ногуфта монад ҳаме.
Агар бенавоӣ барам в-ар[6] ситам,
Гарат[7] оқибат хайр бошад, чӣ ғам?
Арӯсӣ бувад навбати мотамат,
Гарат некрӯзи бувад хотамат.

---

[1] А — як нафас. [2] А — аз. [3] А — даршудем. [4] А — шудем. [5] А — омад. [6] А — ар. [7] А — Гарам.

## ҲИКОЯТ[1]

Яке муштзан бахти рӯзӣ надошт,
На асбоби шомаш муҳайё на чошт.
Зи чаври шикам гил кашидӣ ба пушт,
Ки рӯзӣ муҳол аст хӯрдан ба мушт.
Мудом аз парешонии рӯзгор
Дилаш ҳасрат оварду тан[2] сӯгвор.
Гаҳаш чанг бо олами хиракуш,
Гаҳ аз бахти шӯрида рӯяш туруш,
Гаҳ аз дидани айши ширини халқ
Фурӯ мешудӣ оби талхаш ба ҳалқ.
Гаҳ аз кор ошуфта бигристӣ,
Ки кас дид аз ин талхтар зисте?
Қасон шаҳд нӯшанду мурғу бара,
Маро рӯи нон менабинад тара.
Гар инсоф пурсӣ, на некӯст ин,
Бараҳна ману гурбаро пӯстин.
Чӣ будӣ, ки поям дар ин кори гил,
Ба ганче фурӯ рафтӣ аз коми дил.
Магар рӯзгоре ҳавас рондаме,
Зи худ гарди меҳнат бияфшондаме.
Шунидам, ки рӯзе замин мешикофт,
Узоми занахдони пӯсида ёфт.
Ба хок андараш икд бигсехта,
Гуҳарҳои дандон фурӯ рехта.
Даҳон бе забон панд мегуфту роз,
Ки, эй хоча, бо бенавоӣ бисоз!
На ин аст ҳоли даҳан зери гил?
Шакар хӯрда ангор ё хуни дил.
Ғам аз гардиши рӯзгорон[3] мадор,
Ки бе мо бигардад басе[4] рӯзгор.

---

[1] А — гуфтор дар зӯрозмоии тангдаст. [2] А — пур зи ҳасрат танаш. [3] А — рӯзгоре. [4] А — басе бигзарад.

Ҳамон лаҳза, к-ин хотираш рӯй дод,
Ғам аз хотираш рахт як сӯ ниҳод,
Ки, эй нафси берою тадбиру ҳуш,
Бикаш бори темору худро макуш!
Агар бандае бор бар сар барад
В-гар сар ба авҷи фалак барбарад,
Дар он дам, ки ҳолаш дигаргун шавад,
Ба марг аз сараш ҳар ду берун шавад.
Ғаму шодмонӣ намонад, валек
Ҷазои амал монаду номи нек.
Карам пой дорад, на дайҳиму тахт,
Бидеҳ, к-аз ту ин монад, эй некбахт!
Макун такья бар мулку ҷоҳу ҳашам,
Ки пеш аз ту будасту баъд аз ту ҳам.
Худованди давлат ғами дин хӯрад,
Ки дунъё ба ҳар ҳол мебигзарад.
Нахоҳӣ, ки мулкат бароянд ба ҳам,
Ғами мулку дин ҳар ду бояд ба ҳам.[1]
Зар афшон, чу дунъё бихоҳӣ гузошт,
Ки Саъдӣ дур афшонд, агар[2] зар надошт.

### *ҲИКОЯТ*[3]

Ҳикоят кунанд аз ҷафогустаре,
Ки фармондеҳӣ дошт бар кишваре.
Дар айёми ӯ рӯзи мардум чу шом,
Шаб аз биму ӯ хоби мардум ҳаром.
Ҳама рӯз некон аз ӯ дар бало,
Ба шаб дасти покон аз ӯ бар дуо.
Гурӯҳе бари шайхи он рӯзгор,
Зи дасти ситамгар гиристанд зор,
Ки, эй пири донои фархундарой!

---

1 А — 2 байтро надорад. 2 А — чун. 3 А — Ҳикояти тайиба.

Бигӯ[1] ин ҷавонро: битарс аз худой!
Бигуфто: дареғ оядам номи дӯст,
Ки ҳар кас на дархурди пайғоми ӯст.
Қасеро, ки[2] бинӣ зи ҳақ бар карон,
Манеҳ бо вай, эй хоҷа, ҳақ дар миён.
Дареғ аст бо сифла гуфт аз[3] улум,
Ки зоеъ шавад тухм дар шӯрабум.
Чу дар вай нагирад, аду донадат,
Биранҷад ба ҷону биранҷонадат.
Ҳақат гуфтам, эй хусрави некрой,
Тавон гуфт ҳақ пеши марди худой.[4]
Туро одат, эй подшаҳ, ҳақравист,
Дили марди ҳакгӯй аз ин[5] ҷо қавист.
Нигин хислате дорад, эй некбахт,
Ки дар мум гирад, на дар санги сахт.
Аҷаб нест, гар золим аз ман ба ҷон,
Биранҷад, ки дузд асту ман посбон.
Ту ҳам посбонӣ ба инсофу дод,
Ки ҳифзи худо посбони ту бод!
Туро нест миннат зи рӯи қиёс,
Худовандро ману фазлу сипос,
Ки дар кори[6] хайрат ба хидмат бидошт,[7]
На чун дигаронат муаттал гузошт.
Ҳама кас ба майдони кӯшиш-даранд,
Вале гӯи бахшиш на ҳар кас баранд.
Ту ҳосил накардӣ ба кӯшиш биҳишт,
Худо дар ту хӯи[8] биҳиштӣ биҳишт.[9]
Дилат равшану вақт маҷмӯъ бод,
Қадам собиту поя марфӯъ бод.
Ҳаётат хушу рафтанат барсавоб,
Ибодат қабулу дуо мустаҷоб.[10]

[1] А — Бигӯй. [2] А — чу. [3] А — гуфтан. [4] А — Ин байтро надорад. [5] А — он. [6] А — боби. [7] А — миннат гузошт. [8] А — хӯй. [9] А — сиришт. [10] А — Баъди ин байт сарлавҳа: Гуфтор дар рои шоҳон ва тадбири мамлакат.

* * *

Ҳаме то барояд ба тадбир кор,
Мудорои душман беҳ аз корзор.
Чу натвон адуро ба қувват шикаст,
Ба неъмат бибояд дари фитна баст.
Гар андеша бошад зи хасмат газанд,
Ба таъвизи эҳсон забонаш бубанд.
Адуро ба ҷои хасак зар бирез,
Ки эҳсон кунад кунд дандони тез.
Чу дасте нашояд газидан, бибӯс,
Ки бо ғолибон чора зарқ асту лӯс.
Ба тадбири Рустам даромад ба банд,
Ки Исфандиёраш наҷаст аз каманд.[1]
Адуро ба фурсат тавон канд пӯст,
Пас ӯро мудоро[2] чунон кун, ки дӯст.
Ҳазар кун зи пайкори камтар касе,
Ки аз қатра селоб дидам басе.
Мазан, то тавонӣ, ба абрӯ гиреҳ,
Ки душман агарчи забун, дӯст беҳ.
Бувад душманаш тозаву дӯст реш
Қасе, к-аш бувад душман аз дӯст беш.
Мазан бо сипоҳе зи худ бештар,
Ки натвон зад ангушт[3] бар нештар.
В-агар з-ӯ[4] тавонотарӣ дар набард,
На мардист, бар[5] нотавон зӯр кард.
Агар пилзӯрию гар шерчанг
Ба наздики ман сулҳ беҳтар, ки ҷанг.
Чу даст аз ҳама ҳилате даргусаст,
Ҳалол аст бурдан ба шамшер даст.
Агар сулҳ хоҳад адӯ, сар мапеч,
В-агар ҷанг ҷӯяд, инон бармапеч,

---

[1] А — 3 байтро надорад. [2] А — муроат. [3] А — задан мушт. [4] А — В-аз ӯ гар. [5] А — бо.

Ки гар вай бубандад дари корзор,
Туро кадру хайбат шавад як ҳазор.[1]
В-ар[2] ӯ пои ҷанг оварад дар рикоб,
Нахоҳад ба ҳашр аз ту довар ҳисоб.
Ту ҳам ҷангро бош, чун кина хост,
Ки бо кинавар меҳрубонӣ хатост.
Чу бо сифла гӯӣ ба лутфу хушӣ,
Фузун гардадаш кибру гарданкашӣ.
Ба асбони тозию мардони мард
Барор аз ниҳоди бадандеш гард.
В-агар мебарояд ба тадбиру ҳуш,
Ба тундиву хашму дуруштӣ макӯш.[3]
Чу душман ба аҷз андаромад зи дар,
Набояд, ки пархош ҷӯӣ дигар.
Чу зинҳор хоҳад, карам пеша кун,
Бубахшою аз макраш андеша кун.
Зи тадбири пири кӯҳан бармагард,
Ки корозмуда бувад солхӯрд.
Дароранд буньёди рӯин зи пой,
Ҷавонон ба нерӯю[4] пирон ба рой.

* * *

Биандеш дар қалби ҳайҷо мақар,
Чӣ донӣ, ки з-они кӣ бошад[5] зафар?
Чу бинӣ, ки лашкар зи ҳам даст дод,
Ба танҳо мадеҳ ҷони ширин ба бод.
Агар бар канорӣ, ба рафтан бикӯш,
В-агар дар миён лубси душман бипӯш,
В-агар худ ҳазорию душман дувист,
Чу шаб шуд, дар иқлими душман маист.

---

[1] А — Ин байтро надорад. [2] А — В-агар. [3] А — 2 байтро надорад. [4] А — тадбиру [5] А — к-аз он пас ки ёбад.

Шаби тира панҷаҳ савор аз камин
Чу понсад ба ҳайбат бидаррад замин.
Чу хоҳӣ буридан ба шаб роҳҳо,
Ҳазар кун нахуст аз камингоҳҳо.
Миёни ду лашкар чу якрӯза роҳ
Бимонад, бизан хайма бар ҷойгоҳ.
Гар ӯ пешдастӣ кунад, ғам мадор,
В-ар Афросиёб аст, мағзаш барор.
Надонӣ, ки лашкар[1] чу якрӯза ронд,
Сари панҷаи зӯрмандаш намонд.
Ту осуда бар лашкари монда зан,
Ки нодон ситам кард бар хештан.[2]
Чу душман шикастӣ[3] бияфкан алам,
Ки бозаш наёяд ҷароҳат ба ҳам.
Басе дар қафои ҳазимат марон,
Набояд, ки дур афтӣ аз ёварон.
Ҳаво бинӣ аз гарди ҳайҷо чу меғ,
Бигиранд гирдат ба зубину теғ.
Ба дунболи ғорат наронад сипоҳ,
Ки холӣ бимонад паси пушти шоҳ.
Сипаҳро нигаҳбонии шаҳриёр
Беҳ аз ҷанг дар ҳалқаи[4] корзор.[5]

* * *

Диловар, ки боре таҳаввур намуд,
Бубояд ба микдораш андарфузуд,
Ки бори дигар дил ниҳад бар ҳалок,
Надорад зи пайкори яъҷуҷ бок.
Сипоҳӣ дар осудагӣ хуш бидор,
Ки дар ҳолати сахтӣ ояд ба кор.[6]

---

[1] А — душман. [2] А — Сари панҷаи зӯрмандаш бикан. [3] А — фикандӣ. [4] А — Басе беҳтар аз ҷанг дар. [5] А — Баъди ин байт сарлавҳа: «Гуфтор дар навохтани лашкариён». [6] А — Ин байтро надорад.

Сипоҳӣ, ки кораш набошад бабарг,
Чаро дил ниҳад рӯзи ҳайҷо ба марг.
Кунун дасти мардони ҷангӣ бибӯс,
На он гаҳ ки душман фурӯ кӯфт кӯс.
Навоҳии мулк аз кафи[1] бадсигол
Ба лашкар нигаҳ дору лашкар ба мол.
Маликро бувад бар адӯ даст чир,
Чу лашкар дилосуда бошанду сер.
Баҳои сари хештан мехӯрад.
На инсоф бошад, ки сахтӣ барад.[2]
Чу доранд ганҷ[3] аз сипоҳӣ дареғ,
Дареғ оядаш даст бурдан ба теғ.
Чӣ мардӣ кунад дар сафи корзор,
Ки дасташ тиҳӣ бошаду кор зор?[4]

* * *

Ба пайкори душман далерон фирист,
Ҳужаброн ба новарди шерон фирист.
Ба раъи ҷаҳондидагон кор кун,
Ки сайдозмуд аст гурги куҳун.
Матарс аз ҷавонони шамшерзан,
Ҳазар кун зи пирони бисьёрфан.
Ҷавонони пилафкани шергир
Надонанд дастони рӯбоҳи пир.
Хирадманд бошад ҷаҳондида мард,
Ки бисьёр гарм озмудасту сард.
Ҷавонони шоистаи бахтвар
Зи гуфтори пирон напеҷанд сар.
Гарат мамлакат бояд ороста,
Мадеҳ кори маъзам ба навхоста.

---

[1] А — паси. [2] А — хӯрад.
[3] А — мол. [4] А — Баъд аз ин байт сарлавҳа: «Гуфтор дар тақвияти мардони корозмуда».

Сипаҳро макун пешрав ҷуз касе,
Ки дар ҷангҳо буда бошад басе.
Ба хурдон мафармой кори дурушт,
Ки сандон нашояд шикастан ба мушт.
Раиятнавозию сарлашкарӣ
На корест бозичаву сарсарӣ.
Нахоҳӣ, ки зоеъ шавад рӯзгор,
Ба нокордида мафармой кор.[1]
Натобад саги сайд рӯй аз паланг,
Зи рӯбаҳ рамад шери нодида ҷанг.
Чу парварда бошад писар дар шикор,[2]
Натарсад, чу пеш оядаш корзор.
Ба гӯштию нахчиру омоҷу гӯй.
Диловар шавад марди пархошҷӯй.
Ба гармоба парвардаву айшу ноз,
Биранҷад, чу бинад дари ҷанг боз.
Ду мардаш нишонанд бар пушти зин,
Бувад, к-аш занад кӯдаке бар замин.

* * *

Якеро, ки дидӣ ту дар ҷанг пушт,
Бикуш, гар аду дар масофаш накушт.
Муханнас беҳ аз марди шамшерзан,
Ки рӯзи вағо сар битобад чу зан.
Чӣ хуш гуфт Гургин ба фарзанди хеш,
Чу фармони пайкор барбасту кеш:
«Агар чун занон ҷуст хоҳӣ гурез,
Марав, оби мардони ҷангӣ марез!»
Саворе, ки дар ҷанг бинмуд пушт,
На худро, ки номоваронро бикушт.

---

[1] А — 3 байтро надорад. [2] А — канор.

* * *

Шуҷоат наёяд магар з-он ду ёр,
Ки афтанд дар ҳалқаи корзор.
Ду ҳамҷинси ҳамсуфраи ҳамзамон[1]
Бикӯшанд дар қалби ҳайҷо ба ҷон,
Ки нанг оядаш рафтан аз пеши тир,
Бародар ба чанголи душман асир.
Чу бинӣ, ки ёрон набошанд ёр,
Ҳазимат зи майдон ғанимат шумор.[2]

* * *

Ду тан парвар, эй шоҳи кишваркушой,
Яке аҳли разму дигар аҳли рой.
Зи номоварон гӯи давлат баранд,
Ки донову шамшерзан парваранд.
Ҳар он к-ӯ қаламро наварзиду теғ,
Бар ӯ гар бимирад, магӯ: «Эй дареғ!»
Қаламзан накӯ дору шамшерзан,
На мутриб, ки мардӣ наёяд зи[3] зан.
На мардист, душман дар асбоби ҷанг,
Ту мадҳуши сокию овози чанг.
Басо аҳли давлат ба бозӣ нишаст,
Ки давлат бирафташ ба бозӣ зи даст.[4]

* * *

Нагӯям зи ҷанги бадандеш тарс,
Дар овозаи[5] сулҳ аз ӯ беш тарс.
Басо кас[6] ба рӯз ояти сулҳ хонд,
Чу шаб шуд, сипаҳ бар сари хуфта ронд.

---

[1] А — ҳамзабон. [2] А — Пас аз ин байт сарлавҳа: «Мавъиза». [3] А — дар хона афтад чу. [4] А — Пас аз ин байт сарлавҳа: «Ҳикоят».
[5] А — Ки дар ҳолати. [6] А — к-ӯ.

Зиреҳпӯш хусбанд мардавжанон,[1]
Ки бистар бувад хобгоҳи занон.
Ба хайма дарун марди шамшерзан
Бараҳна нахусбад чу дар хона зан.
Бубояд[2] ниҳон ҷангро сохтан,
Ки душман ниҳон оварад тохтан.
Ҳазар кори мардони корогаҳ аст,
Язак садди рӯини лашкаргаҳ аст.[3]

* * *

Миёни ду бадхоҳи кӯтоҳдаст
На фарзонагӣ бошад, эмин нишаст,
Ки гар ҳар ду бо ҳам сиголанд роз,
Шавад дасти кӯтоҳи эшон дароз.
Якеро ба найранг машғул дор,
Дигарро баровар зи ҳастӣ[4] димор.
Агар душмане пеш гирад ситез,
Ба шамшери тадбир хунаш бирез.
Бирав, дӯстӣ гир бо душманаш,
Ки зиндон шавад пираҳан бар танаш.
Чу дар лашкари душман афтад хилоф,
Ту бигзор шамшери худ дар ғилоф.
Чу гургон писанданд бар ҳам газанд,
Баросояд андар миён гӯсфанд.
Чу душман ба душман бувад муштағил,
Ту бо дӯст биншин ба ороми дил.[5]

* * *

Чу шамшери пайкор бардоштӣ,
Нигаҳ дор пинҳон раҳи оштӣ,

---

[1] А — хуфтанд ҷанговарон. [2] А — Набояд. [3] А — Баъди ин сарлавҳа: «Гуфтор дар дафъи душман ба рою тадбир. [4] А — мағзаш.

[5] Баъди ин сарлавҳа: «Дар мулотифат бо душманон ҷиҳат тадбири ҳол».

Ки лашкаршикӯфони[1] миғфаршикоф
Ниҳон сулҳ ҷустанду пайдо масоф.
Дили марди майдон ниҳонӣ биҷӯй,
Ки бошад,[2] ки дар поят афтад чу гӯй.
Чу соло́ре аз душман афтад ба чанг,
Ба куштан-дараш кард бояд даранг,
Ки афтад, к-аз ин нима ҳам сарваре,
Бимонад гирифтор дар чанбаре.
Агар куштӣ ин бандии решро,
Набинӣ дигар бандии хешро.
Натарсад, ки даврон-ш бандӣ[3] кунад,
Ки бар бандиён зӯрмандӣ кунад.
Қасе бандиёнро бувад[4] дастгир,
Ки худ буда бошад ба банде асир.
Агар сар ниҳад бар хатат сарваре,
Чу некаш бидорӣ, ниҳад дигаре.
Агар хуфья даҳ дил ба даст оварӣ,
Аз он беҳ, ки сад раҳ шабехун барӣ.

* * *

Гарат[5] хеши душман шавад дӯстдор,[6]
Зи талбисаш эмин машав зинҳор,
Ки гардад дарунаш ба кини ту реш,
Чу ёд оядаш меҳри пайванди хеш.
Бадандешро лафзи ширин мабин,
Ки мумкин бувад заҳр дар ангабин.
Қасе ҷон аз осеби душман бибурд,[7]
Ки мар дӯстонро ба душман шумурд.[8]
Нигаҳ дорад он шӯх дар киса дур,
Ки бинад ҳама халкро кисабур.

---

[1] А — лашкарпанохони. [2] А — шояд. [3] А — тундӣ. [4] А — Касеро бувад бандиён. [5] А — Агар. [6] А — дӯствор. [7] Набурд. [8] А — супурд.

* * *

Сипоҳӣ, ки осӣ шавад дар амир,
Варо, то тавонӣ, ба хидмат магир.
Надонист солори худро сипос,
Туро ҳам надонад, зи узраш ҳарос[1]
Ба савганду аҳд устувораш мадор,
Нигаҳбони пинҳон бар ӯ баргумор.
Навомӯзро ресмон кун дароз,
Набигсил, ки дигар набиниш боз.

* * *

Чу иқлими душман ба ҷангу ҳисор
Гирифтӣ, ба зиндониёнаш супор,[2]
Ки бандӣ чу дандон ба хун дарбарад,
Зи ҳалқуми бедодгар хун хӯрад.

* * *

Чу баркандӣ аз дасти душман диёр,
Раият басомонтар аз вай бидор,[3]
Ки гар[4] бозкӯбад дари корзор,
Бароранд ом аз димоғаш димор.
В-агар шаҳриёнро расонӣ газанд,
Дари шаҳр бар рӯи душман мабанд.
Магӯ душмани теғзан бар дар аст,
Ки анбори[5] душман ба шаҳр андар аст.[6]

---

[1] А — зи рӯи қиёс. [2] А — раият ба оин бидор. [3] А — Ду байтро надорад. [4] А — Агар.
[5] А — анбози. [6] А — Баъди ин сарлавҳа: — «Гуфтор дар мастур доштани розн хештан».

* * *

Ба тадбири ҷанги бадандеш кӯш,
Мусолеҳ бияндешу ният бипӯш.[1]
Манеҳ дар миён роз бо ҳар касе,
Ки ҷоеус ҳамкоса дидам басе.
Сикандар, ки бо шарқиён ҳарб дошт,
Дари хайма, гӯянд, дар ғарб дошт.
Чу Баҳман ба Зобулситон хост шуд,
Чап овоза афканду аз рост шуд.
Агар ҷуз ту донад, ки азми ту чист,
Бар он рою дониш бубояд гирист.

* * *

Қарам кун, на пархошу киноварӣ,
Ки олам ба зери нигин оварӣ.
Чу коре барояд ба лутфу хушӣ,
Чӣ ҳоҷат ба тундию гарданкашӣ.
Нахоҳӣ, ки бошад дилат дардманд,
Дили дардмандон баровар зи банд.
Ба бозу тавоно набошад сипоҳ,
Бирав, ҳиммат аз нотавонон[2] бихоҳ.
Дуои заифони уммедвор
Зи бозуи мардӣ беҳ ояд ба кор.
Ҳар он к-истионат ба дарвеш бурд,
Агар бар Фаредун зад, аз пеш бурд.

---

[1] А — зинат мапӯш. [2] А — дардмандон.

## БОБИ ДУВВУМ

### *ДАР ЭҲСОН*

Агар ҳушмандӣ, ба маъни гарой,
Ки маънӣ бимонад зи сурат ба ҷой.
Қиро донишу ҷуду тақво набуд,
Ба сурат-дараш ҳеҷ маъно набуд.
Қасе хусбад осуда[1] дар зери гил,
Ки хусбад[2] аз ӯ мардум осудадил.
Ғами хеш дар зиндагӣ хӯр, ки хеш
Ба мурда напардозад аз ҳирси хеш.[3]
Нахоҳӣ, ки бошӣ парокандадил,
Парокандагонро зи хотир маҳил.
Парешон кун имрӯз ганҷина чуст,
Ки фардо калидаш на дар дасти туст.
Ту бо худ бубар тӯшаи хештан,
Ки шафкат наёяд зи фарзанду зан.
Қасе гӯи давлат зи дунё барад,
Ки бо худ насибе ба укбо барад.[4]
Ба ғамхорагӣ чун сарангушти ман
Нахорад кас андар[5] ҷаҳон пушти ман.
Макун бар кафи даст, на ҳар чӣ ҳаст,
Ки фардо ба дандон бурӣ пушти даст.

---

[1] А — оҳиста. [2] А — хусбанд. [3] А — баъди ин байти зерин омадааст:

Зару неъмат акнун бидеҳ к-они туст,
Ки баъд аз ту берун зи фармони туст.

[4] А — набурд. [5] А — касе дар.

Ба пӯшидани ситри дарвеш кӯш,
Ки ситри худоят бувад пардапӯш,
Магардон ғариб аз дарат бенасиб,
Мабодо, ки гардӣ ба дарҳо ғариб.
Бузурге расонад ба мӯҳтоҷ хайр,
Ки тарсад, ки мӯҳтоҷ гардад ба ғайр.
Ба ҳоли дили хастагон дарнигар,
Ки рӯзе ту дилхаста[1] бошӣ магар.
Даруни фурӯмондагон шод кун,
Зи рӯзи фурӯмондагӣ ёд кун.
На хоҳандаӣ бар дари дигарон?
Ба шукрона хоҳанда аз дар марон.[2]

* * *

Падармурдаро соя бар сар фикан,
Ғубораш биафшону хораш бикан.
Надонӣ, чӣ будаш фурӯ монда сахт,
Бувад тоза бе беҳ ҳаргиз дарахт?
Чу бинӣ ятиме сар афканда пеш,
Мадеҳ бӯса бар рӯи фарзанди хеш.
Ятим ар бигирьяд, кӣ нозаш харад?
В-агар хашм гирад, кӣ бораш барад?
Ало, то нагирьяд, ки арши азим
Биларзад ҳама гар[3] бигирьяд ятим.
Ба раҳмат бикун обаш аз дида пок,
Ба шафқат биафшонаш аз чеҳра хок.
Агар сояи худ бирафт аз сараш,
Ту дар сояи хештан парвараш.
Ман он гаҳ сари тоҷвар доштам,
Ки сар дар[4] канори падар доштам.
Агар бар вуҷудам нишастӣ магас,
Парешон шудӣ хотири чанд кас.

---

[1] А — диле хаста. [2] А — Баъди ин сарлавҳа: «Дар навохти ятим ва раҳмат бар ҳоли ӯ». [3] А — ҳаме чун. [4] А — бар.

Қунун душманон гар барандам[1] асир,
Набошад кас аз дӯстонам насир.
Маро бошад аз дарди тифлон хабар,
Ки дар тифлӣ аз сар бирафтам падар.
Яке хори пои ятиме биканд,
Ба хоб андараш дид садри Хуҷанд.
Ҳаме гуфту дар равзаҳо мечамид,
К-аз он хор бар ман чӣ гулҳо дамид.

* * *

Машав, то тавонӣ, зи раҳмат барӣ,
Ки раҳмат барандат, чу раҳмат барӣ.
Чу инъом кардӣ, машав худпараст,
Ки ман сарварам, дигарон зердаст.
Агар теғи давронаш андохтаст,
На шемшери даврон ҳанӯз охтаст?[2]
Чу бинӣ дуогӯи давлат ҳазор,
Худовандро шукри неъмат гузор,
Ки чашм аз ту доранд мардум басе,
На ту чашм дорӣ зи[3] дасти касе.
Карам, хондаам, сирати сарварон,
Ғалат гуфтам ахлоқи пайғамбарон.

### *ҲИКОЯТ*[4]

Шунидам, ки як ҳафта ибн-ас-Сабил
Наёмад ба меҳмонсарои Халил.
Зи фархундахӯӣ нахӯрдӣ пагоҳ,
Магар бенавое дарояд зи роҳ.
Бурун рафту ҳар ҷонибе бингарид,
Бар[5] атрофи водӣ нигаҳ карду дид:

---

[1] А — гар барандам ба зиндон. [2] А — давронаш андохтаст. [3] А — ба. [4] А — «Ҳикояти Иброҳим бо пири кабир». [5] А — Дар.

Ба танҳо яке дар биёбон чу бед
Сару мӯяш аз гарди пирӣ сапед.
Ба дилдорияш марҳабое бигуфт,
Ба расми каримон салое бигуфт,
Ки, эй чашмҳои маро мардумак,
Яке мардумӣ кун ба нону намак.
Ниам гуфту барҷасту бардошт гом,
Ки донист Халил аст алайҳи-с-салом.
Ракибони меҳмонсарои Халил
Ба иззат нишонданд пири залил.
Бифармуду тартиб карданд хон,
Нишастанд бар ҳар тараф ҳамгинон.
Чу бисмиллаҳ оғоз карданд ҷамъ,
Наёмад зи пираш ҳадисе ба самъ.
Чунин гуфташ: «Эй пири деринарӯз,
Чу пирон намебинамат сидку сӯз.
На шарт аст, вакте ки рӯзӣ хӯрӣ,
Ки номи худованди рӯзӣ барӣ?»[1]
Бигуфто: «Нагирам тарике ба даст,
Ки нашнидам аз пири озарпараст».
Бидонист пайғамбари некфол,
Ки габр аст пири табаҳбудаҳол.
Ба хорӣ бирондаш, чу бегона дид,
Ки мункир бувад пеши покон палид.
Сурӯш омад аз кирдигори ҷалил
Ба ҳайбат маломаткунон, к-эй Халил!
Манаш дода сад сол рӯзию ҷон,
Туро нафрат омад[2] аз ӯ якзамон!?
Гар ӯ мебарад пеши оташ суҷуд,
Ту вопас[3] чаро мебарӣ дасти ҷуд?
Гиреҳ бар сари[4] банди эҳсон мазан,
Ки ин зарку шайд асту он макру фан.

---

[1] А — Ин байтро надорад.
[2] А — Ту нафрат гирифтӣ. [3] А — бо пас. [4] А — дари.

* * *

Зиён мекунад марди тафсирдон,
Ки илму адаб мефурӯшад ба нон.
Куҷо акл ё шаръ фатво диҳад,
Ки аҳли хирад дин ба дуньё диҳад?[1]
Валекин ту бистон, ки соҳибхирад
Аз арзонфурӯшон ба рағбат харад.

## *ҲИКОЯТ*[2]

Забондоне омад ба соҳибдиле,
Ки маҳкам фурӯ мондаам дар гиле.
Яке сифларо даҳ дирам бар ман аст,
Ки донге аз ӯ бар дилам даҳ ман аст.
Ҳама шаб парешон аз ӯ ҳоли ман,
Ҳама рӯз чун соя дунболи ман.
Бикард аз суханҳои хотирпареш
Даруни дилам чун дари хона реш.
Худояш магар то зи модар бизод,
Ҷуз ин даҳ дирам чизи дигар надод?
Надониста аз дафтари дин алиф,
Нахонда ба ҷуз боби «ло янсариф»,
Хур аз кӯҳ як рӯз сар барназад,
Ки он калтабон ҳалқа бар дар назад.
Дар андешаам, то кадомам карим
Аз он сангдил даст гирад ба сим.
Шунид ин сухан пири фаррухниҳод,
Дурусте ду дар остинаш ниҳод.
Зар афтод дар дасти афсонагӯй,
Бурун рафт аз он ҷо чу зар тозарӯй.
Яке гуфт: «Шайх, ин надонӣ, ки кист?
Бар ӯ гар бимирад, набояд гирист.

[1] А — Ин байтро надорад. [2] А — «Ҳикояти обид бо сиёҳу шӯхчашм».

Гадое, ки бар шери нар зин ниҳад,
Абӯзайдро асбу фарзин ниҳад?
Барошуфт обид, ки хомӯш бош,
Ту марди забон[1] нестӣ, гӯш бош.
Агар рост буд, он чӣ пиндоштам,
Зи халқ обрӯяш нигаҳ доштам.
В-агар шӯхчашмию солус кард,
Ало, то напиндорӣ, афсӯс кард,
Ки худро нигаҳ доштам обрӯй,
Зи дасти чунон гурбузи ёвагӯй.[2]
Баду некро базл кун симу зар,
Ки ин касби хайр асту он дафъи шар.
Хунук он ки дар сӯҳбати оқилон
Биёмӯзад ахлоқи соҳибдилон.
Гарат ақлу роясту тадбиру ҳуш,
Ба иззат[3] кунӣ панди Саъдӣ ба гӯш,
Ки ағлаб дар ин шева дорад мақол,
На дар чашму зулфу баногӯшу хол.

### *ҲИКОЯТ*[4]

Яке рафту динор аз ӯ сад ҳазор[5]
Халаф бурд[6] соҳибдиле ҳушьёр.
На чун мумсикон даст бар зар гирифт,
Чу озодагон даст[7] аз ӯ баргирифт.
Зи дарвеш холӣ набудӣ[8] дараш,
Мусофир ба меҳмонсарой андараш.
Дили хешу бегона хурсанд кард,
На ҳамчуи падар симу зар банд кард.
Маломаткуне гуфташ: «Эй боддаст,
Ба як раҳ парешон макун, ҳар чӣ ҳаст.
Ба соле тавон хирман андӯхтан,

---

[1] А — сухан. [2] А — 3 байтро надорад. [3] А — рағбат.
[4] А — «Ҳикояти падари мумсик ва фарзанди халаф».
[5] А — ёдгор. [6] А — буд. [7] А — банд. [8] А — намондӣ.

Ба як дам на мардӣ бувад сӯхтан.
Зару нозу неъмат намонад басе,
Магар к-ин ҳикоят нагуфтат касе?
Дар ин рӯзҳо зоҳиде бо писар
Шунидам, ки мегуфт: «Ҷони падар,
Муҷаррадрави хонапардоз бош,
Ҷавонмарди дуньёбарандоз бош».
Писар пешбин буду корозмой,
Падарро сано гуфт, к-эй некрой,[1]
Чу дар тангдастӣ надорӣ шикеб,
Нигаҳ дор вакти фарохӣ ҳисеб».
Ба духтар чӣ хуш гуфт бонуи деҳ,
Ки рӯзи наво барги сахтӣ бинеҳ.
Ҳама вақт бардор машку сабӯй,
Ки пайваста дар деҳ равон нест, ҷӯй.
Ба дуньё тавон охират ёфтан,
Ба зар панҷаи шер бартофтан.[2]
Ба як бор бар дӯстон зар мапош,
В-аз осеби душман ба андеша бош.
Агар рӯй бар хоки пояш ниҳӣ,
Ҷавобат нагӯяд ба дасти тиҳӣ.
Худованди зар барканад чашми дев,
Ба дом оварад Сахри ҷиннӣ ба рев.[3]
Тиҳидаст дар хубрӯён мапеч,
Ки бесим[4] мардум наярзанд ҳеҷ.
Ба дасти тиҳӣ барнаёяд умед,
Ба — зар барканӣ чашми деви сафед.[5]
В-агар ҳар чӣ ёбӣ,[6] ба каф барниҳӣ,
Кафат вақти ҳоҷат бимонад тиҳӣ.

---

[1] А — 4 байтро надорад.
[2] А — Баъди ин байти зерин омадааст:
Агар тангдастӣ, марав пеши ёр,
В-агар сим дорӣ, ба рӯшон бибор.
[3] А — 3 байтро надорад. [4] А — беҳеч. [5] А — Ин байтро надорад. [6] А — дорӣ.

Гадоён ба саъи ту ҳаргиз қавӣ
Нагарданд, тарсам, ту лоғар шавӣ.
Чу маннои хайр ин ҳикоят бигуфт,
Зи ғайрат ҷавонмардро раг нахуфт.
Парокандадил гашт аз он айбҷӯй,
Барошуфту гуфт: «Эй парокандагӯй,
Маро дастгоҳе, ки пироман аст,
Падар гуфт: мероси ҷадди ман аст.
На эшон ба хиссат[2] нигаҳ доштанд,
Ба ҳасрат бимурдаңду бигзоштанд?
Ба дастам наяфтод моли падар,
Ки баъд аз ман афтад ба дасти писар.
Ҳамон беҳ, ки имрӯз мардум хӯранд,
Ки фардо пас аз ман ба яғмо[3] баранд».
Хӯру пӯшу бахшою роҳат расон,
Нигаҳ ме чӣ дорӣ зи баҳри касон?
Баранд аз ҷаҳон бо худ асҳоби рой,
Фурӯмоя монад ба ҳасрат ба ҷой.
Зару неъмат акнун бидеҳ, к-они туст,
Ки баъд аз ту берун зи фармони туст.
Ба дуньё тавонӣ, ки уқбо харӣ,
Бихар, ҷони ман, в-арна ҳасрат барӣ.[4]
Чунон хӯрду бахшид комилназар,
Надиданд аз он айн бо ӯ асар.
Ба озодмардӣ сутудаш касе,
Ки дар роҳи ҳақ саъй кардӣ басе.
Ҷавобаш нигар, то чӣ мардона гуфт,
Ки чандин ситоиш чӣ гӯй ба хуфт?
Ҳаме гуфт сар дар гиребон хиҷил,
Чӣ кардам, ки бар вай тавон баст дил?
Умеде, ки дорам, ба фазли худост,
Ки бар саъи худ такья кардан хатост.

---

[1] А — Нагардандy. [2] А — нахустин.
[3] А — ғорат. [4] А — хӯрӣ.

Тариқат ҳамин аст, к-аҳли яқин
Накӯкор буданду тақсирбин.
Машоих ҳама шаб дуо хондаанд,
Саҳаргоҳ саҷҷода афшондаанд.
Мақомоти мардон ба мардӣ шунав,
На аз Саъдӣ аз Сӯҳравардӣ шунав.
Маро шайхи донои муршид Шиҳоб
Ду андарз фармуд бар рӯи об:
Яке он ки дар ҷамъ бадбин мабош,
Дувум он, ки дар нафс худбин мабош!»
Шунидам, ки бигристӣ шайх зор,
Чу бархондӣ оёти асҳоби нор.
Шабе, донам, аз ҳавли дӯзах нахуфт,
Ба гӯш омадам субҳгоҳӣ, ки гуфт:
«Чӣ будӣ, ки дӯзах зи ман пур шудӣ,
Магар дигаронро раҳоӣ будӣ».
Қасе гӯи давлат зи майдон рабуд,
Қи дар банди осоиши халқ буд.[1]

## *ҲИКОЯТ*[2]

Бизорид вақте зане пеши шӯй,
Қи дигар махар нон зи баққоли кӯй.
Ба бозори гандумфурӯшон гарой,
Қи ин ҷавфурӯшест гандумнамой.
На аз муштарӣ, к-издиҳоми[3] магас
Ба як ҳафта рӯяш надидаст кас.
Ба диддорӣ он марди соҳибниёз
Ба зан гуфт, к-эй равшаной, бисоз!
Ба уммеди мо кулба ин[4] ҷо гирифт,
На мардӣ бувад нафс[5] аз ӯ во гирифт.

---

[1] А — 14 байтро надорад. [2] А — Ҳикояти латифа. [3] А — зи мӯру. [4] А — он. [5] А — нафъ.

Рахи некмардони озода[1] гир,
Чу истодай, дасти афтода гир.
Бубахшой, к-онон ки марди ҳаканд,
Харидори дуккони беравнаканд.
Ҷавонмард, агар рост хоҳӣ, валист,
Карам пешаи шоҳи мардон-Алист.

### ҲИКОЯТ

Шунидам, ки пире ба роҳи Ҳиҷоз
Ба ҳар хутва кардӣ ду ракъат намоз.
Чунон гармрав дар тарики худой,
Ки хори муғелон накандӣ зи пой.
Ба охир зи васвоси хотирпареш
Писанд омадаш дар назар кори хеш.
Ба талбиси иблис дар чоҳ рафт,
Ки натвон аз ин хубтар роҳ рафт.
Гараш раҳмати ҳақ надарьёфтӣ,
Ғурураш сар аз ҷодда бартофтӣ.[2]
Яке хотиф аз ғайбаш овоз дод,
Ки, эй некбахти муборакниҳод!
Мапиндор агар тоате кардай,
Ки нузле бад-ин ҳазрат овардай,
Ба эҳсоне осуда кардан диле
Беҳ аз алф ракъат ба ҳар манзиле.

### ҲИКОЯТ

Ба сарҳанги султон чунин гуфт зан,
Ки хез, эй муборак, дари ризқ зан.
Бирав, то зи хонат насибе диҳанд,
Ки фарзандгонат назар бар раҳанд.[3]

---

[1] А — осуда.
[2] А — 3 байтро надорад. [3] А — ба сохти даранд.

Бигуфто, бувад матбах имрӯз сард,
Қи Султон ба шаб нияти рӯза кард.
Зан аз ноумедӣ сар андохт пеш,
Ҳамегуфт бо худ, дил аз фоқа реш,
Қи султон аз ин рӯза гӯӣ[1] чӣ хост,
Қи ифтори ӯ иди тифлони мост?
Хӯранда, ки хайраш бароянд зи даст,
Беҳ аз соим-уд-даҳри дуньёпараст.
Мусаллам касеро бувад рӯза дошт,
Қи дармондаеро диҳад нони чошт.
В-агарна чӣ лозим, ки саъе[2] барӣ,
Зи худ бозгирию ҳам худ хӯрӣ.
Хаёлоти нодони хилватнишин
Ба ҳам баркунад оқибат куфру дин.
Сафоест дар обу оина низ,
Валекин сафоро бубояд тамиз.[3]

## ҲИКОЯТ[4]

Якеро карам буду қувват набуд,
Қафофаш ба қадри мурувват набуд,
Қи сифла худованди ҳастӣ мабод,
Ҷавонмардро тангдастӣ мабод.
Қасеро, ки ҳиммат баланд ӯфтад,
Муродаш кам андар каманд ӯфтад.
Чу селоби резон, ки дар кӯҳсор
Нагирад ҳаме бар баландӣ қарор,
На дархурди сармоя кардӣ карам,
Тунукмоя будӣ аз ин лоҷарам.
Бараш тангдасте ду ҳарфе навишт,
Қи, эй хубфарҷоми некӯсиришт.[5]

---

[1] А — донӣ. [2] А — заҳмат. [3] А — 2 байтро надорад [4] А — Ҳикояти ғариба. [5] фаррухсиришт.

Яке даст гирам ба чандин[1] дирам,
Ки чандест, то ман ба зиндон-дарам.
Ба чашм андараш қадри чизе набуд,
Валекин ба дасташ пашизе набуд.
Ба хасмони бандӣ фиристод мард,
Ки, эй некномони озодмард!
Бидоред чанде каф аз доманаш,
В-агар мегурезад замон бар манаш.
В-аз он ҷо ба зиндонӣ омад, ки: «Хез,
В-аз ин шаҳр, то пой дорӣ, гурез!»
Чу гунҷишк дар боз дид аз қафас,
Қарораш намонд андар он[2] як нафас.
Чу боди сабо з-он[3] заман сайр кард,
На сайре, ки бодаш расидӣ ба гард.
Гирифтанд ҳолӣ ҷавонмардро,
Ки ҳосил кунӣ сим ё мардро?
Ба бечорагӣ роҳи зиндон гирифт,
Ки мурғ аз қафасрафта натвон гирифт.
Шунидам, ки дар ҳабс чанде бимонд,
На шикват навишту на фарьёд хонд.
Замонҳо наёсуду шабҳо нахуфт,
Бар ӯ порсое гузар карду гуфт:
Напиндорамат моли мардум хӯрӣ,
Чӣ пеш омадат, то ба зиндон-дарӣ?»
Бигуфт: «Эй ҷалиси[4] муборакнафас,
Нахӯрдам ба ҳилатгарӣ моли кас.
Яке нотавон дидам аз банд реш,
Халосаш надидам ба ҷуз банди хеш.
Надидам ба наздики роям[5] писанд,
Ман осудаву дигаре пойбанд».
Бимурд охиру некномӣ бибурд,
Зиҳӣ зиндагонӣ, ки номаш намурд.

---

[1] А — чанде. [2] А — ӯ. [3] А — он. [4] Бигуфто, ки ҳон, эй.
[5] А — дониш.

Тане зиндадил хуфта дар[1] зери гил,
Беҳ аз олими[2] зиндаи мурдадил.
Дили зинда ҳаргиз нагардад ҳалок,
Тани зиндадил[3] гар бимирад, чӣ бок?

### *ҲИКОЯТ*[4]

Яке дар биёбон саге ташна ёфт,
Бурун аз рамақ дар ҳаёташ наёфт.
Кулаҳ далв кард он писандидакеш,
Чу ҳабл андар он баст дастори хеш.
Ба хидмат миён басту бозу кушод,
Саги нотавонро каме[5] об дод.
Хабар дод пайғамбар аз ҳоли мард,
Ки довар гуноҳон аз ӯ[6] афв кард.
Ало, гар ҷафокорӣ, андеша кун,
Вафо пеш гиру карам пеша кун,
Ки ҳақ[7] бо саге некӯӣ гум накард,
Куҷо гум шавад хайр бо некмард?
Карам кун чунон, к-ат бароял зи даст,
Ҷаҳонбон дари хайр бар кас набаст.
Гарат дар биёбон набошад чаҳе,
Чароғе бинеҳ дар зиёратгаҳе.[8]
Ба қинтор зар бахш кардан зи ганҷ,
Набошад чу[9] қайроте аз дастранҷ.
Барад ҳар касе бор дархурди зӯр,
Гарон аст пои малах пеши мӯр.[10]

* * *

Ту бо халқ сахӣ кун, эй некбахт,
Ки фардо нагирад худо бар ту сахт.

---

[1] А — Тани хуфтан зиндадил. [2] А — олиме. [3] А — мурдадил. [4] А — Дар эҳсон кардан бо неку бад. [5] А — даме. [6] А — гуноҳони вай.
[7] А — Касе. [8] А — Ин байтро надорад. [9] А—на чунонки.
[10] А — баъд аз ин сарлавҳа: «Гуфтор дар гардидани рӯзгор».

Гар аз по дарояд, намонад асир,
Қӣ афтодагонро бувад дастгир.
Ба озор фармон мадеҳ бар раҳӣ,
Қи бошад, ки афтад ба фармондеҳӣ.
Чу тамкину ҷоҳат бувад бардавом,
Макун зӯр бар марди дарвешу ом,
Қи афтад, ки бо ҷоҳу тамкин шавад,
Чу байдақ, ки ногоҳ фарзин шавад.
Насиҳатшунав, мардуми дурбин
Напошанд дар ҳеҷ дил тухми кин.[1]
Худованди хирман зиён мекунад,
Қи бар хӯшачин сар гарон мекунад.
Натарсад, ки неъмат ба мискин диҳанд,[2]
В-аз он бори ғам бар дили ин ниҳанд.
Басо зӯрмандо, ки афтода сахт,
Бас афтодаро ёварӣ кард бахт.
Дили зердастон набояд шикаст,
Мабодо, ки рӯзе шавӣ зердаст.

### *ҲИКОЯТ*[3]

Бинолид дарвеше аз заъфи ҳол
Бари тундрӯе худованди мол.
На динор додаш сияҳдил, на донг,
Бар ӯ зад ба сарборӣ аз тайра бонг.
Дили соил аз ҷаври ӯ хун гирифт,
Сар аз ғам бароварду гуфт: «Эй шигифт,
Тавонгар турушрӯй боре чарост?
Магар менатарсад[4] зи талхии хост?»
Бифармуд кӯтаҳназар, то ғулом
Бирондаш ба хорию[5] заҷри тамом.

---

[1] А — Ин байтро надорад.
[2] А — диҳад. [3] А — «Гуфтор дар маънии тараҳҳум бар заифон». [4] А — менатарсӣ. [5] А — зорию.

Ба нокардани шукри парвардигор,
Шунидам, ки баргашт аз ӯ рӯзгор.
Бузургиш сар дар табоҳӣ ниҳод,
Уторид қалам дар сиёҳӣ ниҳод.
Шақоват бараҳна нишондаш чу сир,
На бораш раҳо карду на боргир.
Фишондаш қазо бар сар аз фоқа хок,
Мушаъбидсифат кисаву даст пок.
Саропой ҳолаш дигаргуна гашт,
Бар ин моҷаро муддате баргузашт.
Ғуломаш ба дасти кариме фитод,
Тавонгар дилу дасту[1] равшан ниҳод.
Ба дидори мискин шуд[2] ошуфтаҳол,
Чунон шод будӣ, ки мискин ба мол.
Шабонгаҳ яке бар дараш луқма ҷуст,
Зи сахтӣ кашидан қадамҳош суст.
Бифармуд соҳибназар бандаро,
Ки хушнуд кун марди дармондаро.[3]
Чу наздик бурдаш зи хон баҳрае,
Баровард бехештан наъраe,[4]
Шикастадил[5] омад бари хоҷа боз,
Аён карда ашкаш ба дебоча роз.
Бипурсид солори фархундахӯй,
Ки ашкат зи ҷаври кӣ омад ба рӯй?
Бигуфт: «Андарунам бишӯрид сахт,
Бар аҳволи ин пири шӯридабахт,
Ки мамлӯки вай будам андар қадим,
Худованди амлоку асбобу сим.
Чу кӯтоҳ шуд дасташ аз иззу ноз,
Кунад дасти хоҳиш ба дарҳо дароз.
Бихандиду гуфт: «Эй писар, ҷавр нест,
Ситам бар кас аз гардиши давр нест.

---

[1] А — даст. [2] А — мискини. [3] А — дармондаро. [4] А — Ин байтро надорад. [5] А — Ғуломаш чу..

Гар аз по дарояд, намонад асир,
Кӣ афтодагонро бувад дастгир.
Ба озор фармон мадеҳ бар раҳӣ,
Ки бошад, ки афтад ба фармондеҳӣ.
Чу тамкину ҷоҳат бувад бардавом,
Макун зӯр бар марди дарвешу ом,
Ки афтад, ки бо ҷоҳу тамкин шавад,
Чу байдақ, ки ногоҳ фарзин шавад.
Насиҳатшунав, мардуми дурбин
Напошанд дар ҳеҷ дил тухми кин.[1]
Худованди хирман зиён мекунад,
Ки бар хӯшачин сар гарон мекунад.
Натарсад, ки неъмат ба мискин диҳанд,[2]
В-аз он бори ғам бар дили ин ниҳанд.
Басо зӯрмандо, ки афтода сахт,
Бас афтодаро ёварӣ кард бахт.
Дили зердастон набояд шикаст,
Мабодо, ки рӯзе шавӣ зердаст.

### *ҲИКОЯТ*[3]

Бинолид дарвеше аз заъфи ҳол
Бари тундрӯе худованди мол.
На динор додаш сияҳдил, на донг,
Бар ӯ зад ба сарборӣ аз тайра бонг.
Дили соил аз ҷаври ӯ хун гирифт,
Сар аз ғам бароварду гуфт: «Эй шигифт,
Тавонгар турушрӯй боре чарост?
Магар менатарсад[4] зи талхии хост?»
Бифармуд кӯтаҳназар, то ғулом
Бирондаш ба хорию[5] зачри тамом.

---

[1] А — Ин байтро надорад.
[2] А — диҳад. [3] А — «Гуфтор дар маънии тараҳҳум бар заифон». [4] А — менатарсӣ. [5] А — зорию.

Ба нокардани шукри парвардигор,
Шунидам, ки баргашт аз ӯ рӯзгор.
Бузургиш сар дар табоҳӣ ниҳод,
Уторид қалам дар сиёҳӣ ниҳод.
Шақоват бараҳна нишондаш чу сир,
На бораш раҳо карду на боргир.
Фишондаш қазо бар сар аз фоқа хок,
Мушаъбидсифат кисаву даст пок.
Саропой ҳолаш дигаргуна гашт,
Бар ин моҷаро муддате баргузашт.
Ғуломаш ба дасти кариме фитод,
Тавонгар дилу дасту[1] равшан ниҳод.
Ба дидори мискин шуд[2] ошуфтаҳол,
Чунон шод будӣ, ки мискин ба мол.
Шабонгаҳ яке бар дараш луқма ҷуст,
Зи сахтӣ кашидан қадамҳош суст.
Бифармуд соҳибназар бандаро,
Ки хушнуд кун марди дармондаро.[3]
Чу наздик бурдаш зи хон баҳрае,
Баровард бехештан наърае,[4]
Шикастадил[5] омад бари хоҷа боз,
Аён карда ашкаш ба дебоча роз.
Бипурсид солори фархундахӯй,
Ки ашкат зи ҷаври кӣ омад ба рӯй?
Бигуфт: «Андарунам бишӯрид сахт,
Бар аҳволи ин пири шӯридабахт,
Ки мамлӯки вай будам андар қадим,
Худованди амлоку асбобу сим.
Чу кӯтоҳ шуд дасташ аз иззу ноз,
Кунад дасти хоҳиш ба дарҳо дароз.
Бихандиду гуфт: «Эй писар, ҷавр нест,
Ситам бар кас аз гардиши давр нест.

---

[1] А — даст. [2] А — мискини. [3] А — дармондаро. [4] А — Ин байтро надорад. [5] А — Ғуломаш чу..

На он тундрӯяст[1] бозоргон,
Ки бурдӣ сар аз кибр бар осмон?
Ман онам, ки он рӯз[2] аз дар биронд,
Ба рӯзи манаш даври гетӣ нишонд.
Нигаҳ кард боз осмон сӯи ман,
Фурӯ шуст гарди ғам аз рӯи ман.
Худой ар ба ҳикмат бубандад даре,
Кушояд ба фазлу карам дигаре.
Басо муфлиси бенаво сер шуд,
Басо кори мунъим сарозер[3] шуд.

## *ҲИКОЯТ*[4]

Яке сирати некмардон шунав,
Агар некбахтию мардонарав,
Ки Шиблӣ зи ҳонути гандумфурӯш
Ба деҳ бурд анбони гандум ба дӯш.
Нигаҳ кард,[5] мӯре дар он ғалла дид,
Ки саргашта ҳар гӯшае медавид.
Зи раҳмат бар ӯ шаб наёраст хуфт,
Ба маъвои худ бозаш оварду гуфт:
«Мурувват набошад, ки ин мӯри реш
Пароканда гардонам аз ҷои хеш».
Даруни парокандагон ҷамъ дор,
Ки ҷамъиятат бошад аз рӯзгор.
Чӣ хуш гуфт Фирдавсии покзод,
Ки раҳмат бар он турбати пок бод:
«Маёзор мӯре, ки донакаш аст,
Ки ҷон дораду ҷони ширин хуш аст».
Сиёҳандарун бошаду сангдил,
Ки хоҳад, ки мӯре шавад тангдил.

---

[1] А — тангрӯзист.
[2] А — рӯзам. [3] А — забарзер. [4] А — «Ҳикоят дар бахшоиши аҳли дил». [5] А — карду.

Мазан бар сари нотавон дасти зӯр,
Қи рӯзе ба пояш дарафтӣ чу мӯр.
Даруни фурӯмондагон шод кун,
Зи рӯзи фурӯмондагон ёд кун.[1]
Набахшуд бар ҳоли парвона шамъ,
Нигаҳ кун, ки чун сӯхт дар пеши ҷамъ.
Гирифтам, зи ту нотавонтар басест,
Тавонотар аз ту ҳам охир касест.[2]

* * *

Бубахш, эй писар, к-одамизода сайд
Ба эҳсон тавон карду ваҳшӣ ба қайд.
Адуро ба алтоф гардан бубанд,
Қи натвон буридан ба теғ ин[3] каманд.
Чу душман карам бинаду лутфу ҷуд,
Наёяд дигар[4] хубс аз ӯ дар[5] вуҷуд.
Макун бад, ки бад бинӣ аз ёри[6] нек,
Нарӯяд[7] зи тухми бадӣ бори нек.
Чу бо дӯст душхор гирию танг,
Нахоҳад, ки бинад туро нақшу ранг.[8]
В-агар хоҷа бо душманон некхӯст,
Басе барнаёяд,[9] ки гарданд дӯст.

*ҲИКОЯТ*[10]

Ба раҳ-бар яке пешам омад ҷавон,
Ба так дар паяш гӯсфанде давон.
Бад-ӯ гуфтам: «Ин ресмон асту банд,
Қи меояд андар паят гӯсфанд?»

---

[1] А — Ин байтро надорад. [2] А — Баъди ин сарлавҳа: «Дар маънии ҷавонмард». [3] А — аз. [4] А — аз ӯ. [5] А — андар. [6] А — кори. [7] А — наёяд. [8] А — Ин байтро надорад. [9] А — барнаёянд. [10] — «Дар маънии некӯкорӣ».

Сабук тавқу занҷир аз ӯ боз кард,
Чапу рост пӯидан оғоз кард.
Ҳанӯз аз пояш тозиён медавид,
Ки ҷав хӯрда буд аз кафи марду хед.
Чу бозомад аз айшу шодӣ ба ҷой,
Маро диду гуфт: «Эй худованди рой,
На ин ресмон мебарад бо манаш,
Ки эҳсон камандест дар гарданаш.
Ба лутфе, ки дидаст, пили дамон
Наёрад ҳаме ҳамла бар пилбон».
Бадонро навозиш кун, эй некмард,
Ки саг пос дорад, чу нони ту хӯрд.
Бар он мард кунд аст дандони юз,
Ки молад забон бар panиpаш ду рӯз.

### *ҲИКОЯТ*[1]

Яке рӯбаҳе дид бе дасту пой,
Фурӯ монд дар лутфу сунъи худой,
Ки чун зиндагонӣ ба сар мебарад,
Бад-ин дасту пой[2] аз куҷо мехӯрад.
Дар ин буд дарвеши шӯридаранг,
Ки шере даромад шағоле ба чанг.
Шағоли нагунбахтро шер хӯрд,
Бимонд он чӣ[3] рӯбоҳ аз он[4] сер хӯрд.
Дигар рӯз боз иттифоқ ӯфтод,
Ки рӯзирасон қути рӯзаш бидод.
Яқин мардро дида[5] бинанда кард,
Шуду такья бар офаринанда кард,
Қ-аз ин пас ба кунҷе нишинам чу мӯр,
Ки рӯзӣ нахӯрданд пилон ба зӯр.[6]

---

[1] А — Фи ҳоз-алмаъни. [2] А — по. [3] А — ӯ ки. [4] А — ӯ.
[5] А — дидаи мард. [6] А — Ин байтро надорад.

Занахдон фурӯ бурд чанде ба ҷайб,
Ки бахшанда рӯзӣ фиристад зи ғайб.
На бегона темор хӯрдаш, на дӯст,
Чу чангаш рагу устухон монду пӯст.
Чу сабраш намонд аз заифию ҳуш,
Зи девораш овозе[1] омад ба гӯш:
«Бирав шери дарранда бош, эй дағал,
Маяндоз худро чу рӯбоҳи шал.
Чунон саъй кун, к-аз ту монад чу шер.
Чӣ бошӣ чу рӯбаҳ ба вомонда сер?[2]
Чу шер он киро гардане фарбеҳ аст,
Гар афтад чу рӯбоҳ, саг аз вай беҳ аст.[3]
Ба чанг ору бо дигарон нӯш кун,
На бар фазлаи дигарон гӯш кун.
Бихӯр, то тавонӣ, ба[4] бозуи хеш,
Ки саъят бувад дар тарозуи хеш.
Чу мардон бубар ранҷу роҳат расон,
Муханнас хӯрад дастранҷи касон.
Бигир, эй ҷавон, дасти дарвеши пир,
На худро бияфкан, ки дастам бигир.
Худоро бар он банда бахшоиш аст,
Ки халқ аз вуҷудаш дар осоиш аст.
Карам варзад он сар, ки мағзе дар ӯст,
Ки дунҳимматонанд бемағзу пӯст.
Қасе нек бинад ба ҳар ду сарой,
Ки некӣ расонад ба халқи худой.

### ҲИКОЯТ[5]

Шунидам, ки мардест покизабум,
Шиносову раҳрав дар ақсои Рум.

---

[1] А — Зи девор овозаш. [2] А — рӯбоҳи андӯҳпир. [3] А — Ин байтро надорад. [4] А — зи.
[5] А — «Ҳикояти зоҳиди шабхез».

Ману чанд сайёҳи[1] саҳронавард
Бирафтем қосид ба дидори мард.
Сару чашми ҳар як бибӯсиду даст,
Ба тамкину иззат нишонду нишаст.[2]
Зараш дидаму заръу шогирду рахт,
Вале бемурувват чу бебар дарахт.[3]
Ба лутфу сухан[4] гармрӯ мард буд,
Вале дегдонаш аҷаб сард буд.
Ҳама шаб набудаш қарору[5] хаҷӯъ
Зи тасбеҳу таҳлилу моро зи ҷӯъ.[6]
Саҳаргаҳ миён басту дар боз кард,
Ҳамон лутфу бӯсидан[7] оғоз кард.
Яке буд, ки ширину хуштабъ буд,
Ки моро[8] мусофир дар он рабъ буд.
Маро бӯса, гуфто, ба тасҳиф деҳ,
Ки дарвешро тӯша аз бӯса беҳ.
Ба хидмат манеҳ даст бар риши ман,
Маро нон деҳу кафш бар сар бизан.
Ба эсор мардон сабақ бурдаанд,
На шабзиндадорони дилмурдаанд.
Ҳамин дидам аз посбони татор,
Дили мурдаву чашми шабзиндадор.
Қаромат ҷавонмардию нондеҳист,
Мақолоти беҳуда табли тиҳист.
Қиёмат касе бинӣ андар биҳишт,
Ки маънӣ талаб карду даъвӣ биҳишт.
Ба маънӣ тавон кард даъвӣ дуруст,
Дами беқадам такьягоҳест суст.

---

[1] А — солуки. [2] А — Вале бе мурувват чу шохи кабаст.
[3] А — Ин байтро надорад.
[4] А — лабиқ. [5] А — қарор аз. [6] А — боз аз рукӯъ.
[7] А — пурсидан. [8] А — бо мо.

*ҲИКОЯТ*[1]

Шунидам дар айёми Ҳотам, ки буд
Ба хайл андараш бодпое чу дуд.
Сабосуръате, раъдбонг адҳаме,
Ки бар барқ пешӣ гирифтӣ ҳаме.
Ба так жола мерехт бар кӯҳу дашт,
Ту гуфтӣ, магар абри найсон гузашт?
Яке селрафтори ҳомуннаворд,
Ки бод аз паяш бозмондӣ чу гард.
Зи авсофи Ҳотам ба ҳар марзу бум
Бигуфтанд бархе[2] ба султони Рум.
Ки ҳамтои ӯ дар карам мард нест,
Чу асбаш ба ҷавлонуноворд нест.
Биёбоннаварде чу киштӣ бар об,
Ки болои сайраш напаррад уқоб.
Ба дастури доно чунин гуфт шоҳ,
Ки даъвӣ хиҷолат бувад бе гувоҳ.[3]
Ман аз Ҳотам он асби тозинажод
Бихоҳам, гар ӯ макрамат карду дод,
Бидонам, ки дар вай шукӯҳи меҳист,
В-агар рад кунад, бонги табли тиҳист.
Расуле[4] ҳунарманду олим ба Тай
Равон карду даҳ мард ҳамроҳи вай.
Замин мурдаву абр гирьён бар ӯ,
Сабо карда бори дигар ҷон дар ӯ.
Ба манзилгаҳи Ҳотам омад фуруд,
Баросуд чун ташна бар Зиндарӯд.
Симоте бияфканду асбе бикушт,
Ба доман шакар додашон зар ба мушт.
Шаб он ҷо бибуданду рӯзи дигар,
Бигуфт, он чӣ донист соҳибхабар.

---

[1] А — Ҳикояти Ҳотами той ва макрамати ӯ. [2] А — шархе. [3] А — гуноҳ. [4] А — Расули.

Ҳамегуфт Ҳотам парешон чу маст,
Ба дандон зи ҳасрат ҳамеканд даст,
Ки, эй баҳравар мӯъбади[1] некном,
Чаро пеш аз инам нагуфтӣ паём?
Ман он бодрафтори Дулдулшитоб
Зи баҳри шумо дӯш кардам кабоб,
Ки донистам аз ҳавли[2] борону сайл,
Нашояд шудан дар чарогоҳи хайл.
Ба навъе дигар рӯю роҳам набуд,
Ҷуз ӯ[3] бар дари боргоҳам набуд.
Мурувват надидам дар оини хеш,
Ки меҳмон бихусбад дил аз фоқа реш.
Маро ном бояд дар иқлим фош,
Дигар маркаби номвар, гӯ, мабош.
Қасонро дирам доду ташрифу асб,
Табиист ахлоқи неку на касб.
Хабар шуд ба Рум аз ҷавонмарди Тай,
Ҳазор офарин гуфт[4] бар табъи вай.
Зи Ҳотам бад-ин нукта розӣ машав,
Аз ин хубтар моҷарое шунав.

*ҲИКОЯТ*[5]

Надонам, кӣ гуфт ин ҳикоят ба ман,
Ки будаст фармондеҳе дар Яман.
Зи номоварон гӯи давлат рабуд,
Ки дар ганҷбахшӣ назираш набуд.
Тавон гуфт[6] ӯро саҳоби карам,
Ки дасташ чу борон фишондӣ дирам.
Қасе номи Ҳотам набурдӣ бараш,
Ки савдо нарафтӣ аз ӯ бар сараш,

---

[1] А — мардуми. [2] А — барфу. [3] А — он. [4] А — кард.
[5] А — «Дар ҳасад бурдани шоҳи Яман Ҳотамро ва қасди ӯ». [6] А — гуфтан.

Ки чанд аз маколоти[1] он бодсанч?
Ки на мулк дорад, на фармон на ганч?
Шунидам, ки чашне мулукона сохт,[2]
Чу чанг андар он базм[3] халке навохт.
Дари зикри Ҳотам касе боз кард,
Дигар кас сано гуфтан оғоз кард.[4]
Ҳасад мардро бар сари кина дошт,
Якеро ба хун хӯрданаш баргумошт,
Ки то ҳаст Ҳотам дар айёми ман,
Нахоҳад ба некӣ шудан номи ман.
Балоҷӯй роҳи банӣ Тай гирифт,
Ба куштан ҷавонмардро пай гирифт.
Ҷавоне ба раҳ пешбоз омадаш,
К-аз ӯ бӯи унсе фароз омадаш.
Накӯрӯю доною ширинзабон
Бари хеш бурд он шабаш[5] меҳмон.
Карам карду ғам хӯрду пӯзиш намуд,
Бадандешро дил ба некӣ рабуд.
Ниҳодаш саҳар бӯса бар дасту пой,
Ки-наздики мо чанд рӯзе бипой.
Бигуфто: «Наёрам шуд ин ҷо[6] муқим,
Ки дар пеш дорам муҳимме азим».
Бигуфт: «Ар ниҳӣ бо ман андар миён,
Чу ёрони якдил бикӯшам ба ҷон».
Ба ман дор, гуфт, эй ҷавонмард гӯш,
Ки донам ҷавонмардро пардапӯш:
Дар ин бум Ҳотам шиносӣ магар?
Ки фархундароясту некусияр?
Сараш подшоҳи Яман хостаст,
Надонам, чӣ кин дар миён хостаст?
Гарам раҳ намоӣ бад[7]-он ҷо, ки ӯст,[8]
Ҳамин чашм дорам зи лутфи ту, дӯст![9]

[1] А — макомоти. [2] А — дошт. [3] А — бум. [4] А — Ин байтро надорад. [5] А — бурдаш шабе.
[6] А — эдар. [7] А — бар. [8] А — шавам. [9] А — тувам

Бихандид барно, ки Ҳотам манам,
Сар инак ҷудо кун ба теғ аз танам.
Набояд, ки чун субҳ гардад сафед,
Газандат[1] расад, ё шавӣ ноумед.
Чу Ҳотам ба озодагӣ сар ниҳод,
Ҷавонро баромад хурӯш аз ниҳод.
Ба хок андар афтоду бар пой ҷаст,
Гаҳаш хок бӯсиду гаҳ пою даст.
Биёндохт шамшеру таркаш ниҳод,
Чу бечорагон даст бар каш ниҳод,
Ки ман гар гуле бар вуҷудат занам,
Ба наздики мардон на мардам, занам.
Ду чашмаш бибӯсиду дар бар гирифт,
В-аз он ҷо тариқи Яман баргирифт.
Малик дар миёни ду абрӯи мард
Бидонист ҳоле, ки коре накард.
Бигуфто: «Биё, то чӣ дорӣ хабар?
Чаро сар набастӣ ба фитрок-бар?
Магар бар ту номоваре ҳамла кард?
Наёвардӣ аз заъф тоби набард?»
Ҷавонмарди шотир замин бӯса дод,
Маликро сано гуфту тамкин ниҳод,
Ки дарёфтам Ҳотами номҷӯй,
Ҳунарманду хушманзару хубрӯй.[2]
Ҷавонмарду соҳибхирад дидамаш,
Ба мардонагӣ фавқи худ дидамаш.
Маро бори лутфаш дуто кард пушт,[3]
Ба[4] шамшери эҳсону фазлам бикушт.[5]
Бигуфт, он чӣ дид аз карамҳои вай,

---

[1] А — Газанде.

[2] А — 2 байтро надорад ва ба ҷои онҳо ин байт омадааст:

Бад-ӯ гуфт: «Эй шоҳи бododу ҳуш,
Аз ин дар суханҳои Ҳотам ниюш.

[3] А — пушт кард. [4] А — Зи. [5] А — эҳсони ӯям ба дард.

Шаҳаншаҳ сано гуфт бар оли Тай.
Фиристодаро дод мӯҳре дирам,
Ки мӯҳр аст бар номи Ҳотам карам.[1]
Мар ӯро сазад[2] гар гувоҳӣ диҳанд,
Ки маънию овозааш ҳамраҳанд.

*ҲИКОЯТ*[3]

Шунидам, ки Тай дар замони расул
Накарданд маншури имон қабул.
Фиристод лашкар баширу назир,
Гирифтанд аз эшон гурӯҳе асир.
Бифармуд куштан ба шамшери кин,
Ки нопок буданду нопокдин.
Зане гуфт: «Ман духтари Ҳотамам,
Бихоҳед аз ин номвар ҳокимам.
Қарам кун ба ҷони[4] ман, эй мӯҳтарам,
Ки мавлои ман буд зи[5] аҳли карам».
Ба фармони пайғамбари некрой,
Кушоданд занҷираш аз дасту пой.
Дар он қавм боқӣ ниҳоданд теғ,
Ки ронанд селоби хун бе дареғ.
Ба зорӣ ба шамшерзан гуфт зан:
«Маро низ бо ҷумла гардан бизан!
Мурувват набинам раҳоӣ зи банд
Ба танҳову ёронам андар каманд.
Ҳаме гуфту гирьён бар аҳволи Тай,
Ба самъи расул омад овози вай.
Бубахшуд он қавму дигар ато,
Ки ҳаргиз накард аслгавҳар[6] хато.

---

[1] А — Ин байтро надорад. [2] А — расад.
[3] А — «Ҳикояти қабилаи Тай дар замони расул». [4] А — ҷон. [5] А — аз. [6] А — аслу гавҳар.

## ҲИКОЯТ[1]

Зи бунгоҳи Ҳотам яке пирмард
Талаб дах дирам санги фониз кард.
Зи ровӣ чунон[2] ёд дорам хабар,
Ки пешаш фиристод тунге шакар.
Зан аз хайма гуфт: «Ин чӣ тадбир буд,
Ҳамон[3] даҳ дирам ҳоҷати пир буд?
Шунид ин сухан номбардори Тай,
Бихандиду гуфт: «Эй дилором, ҳай!
Гар ӯ дархури ҳоҷати хеш хост,
Ҷавонмардии оли Ҳотам куҷост?
Чу Ҳотам ба озодмардӣ дигар
Зи даврони гетӣ наёмад магар.

* * *

Абӯбакри Саъд он ки дасти навол
Ниҳад ҳимматаш бар даҳони савол.
Раиятпаноҳо, дилат шод бод,
Ба саъят мусулмонӣ обод бод.
Сар афрозад ин хоки фархунда бум
Зи адлат ба иқлими Юнону Рум.[4]
Чу Ҳотам агар нестӣ, коми[5] вай
Набурдӣ кас андар ҷаҳон номи Тай,
Сано монд аз он номвар дар китоб,
Туро ҳам сано мондаву ҳам савоб,
Ки Ҳотам бад-он ному овоз хост,
Туро саъю ҷаҳд аз барои худост.
Такаллуф бари марди дарвеш нест,
Васият ҳамин як сухан беш нест,

---

[1] А — «Ҳикояти Ҳотами той ва пирамард». [2] А — чунин. [3] А — Ҳамин. [4] А — Ин байтро надорад. [5] А — номи.

Ки чандон ки чаҳдат бувад, хайр кун,
Зи ту хайр монад, зи Саъдӣ сухун.[1]

### *ҲИКОЯТ*

Якеро харе дар гил афтода буд,
Зи савдош хун дар дил афтода буд.
Биёбону борону сармову сайл,
Фурӯҳишта зулмат бар[2] офоқ зайл.
Ҳама шаб дар ин ғусса то бомдод
Сақат гуфту нафрину дашном дод.
На душман бираст аз забонаш, на дӯст,
На султон, ки ин буму бар з-они ӯст.
Қазоро худованди он пахндашт
Дар он ҳоли мункир бар ӯ баргузашт.[3]
Шунид ин[4] суханҳои дур аз савоб,
На сабри шунидан, на рӯи чавоб.
Малик шармгин дар ҳашам[5] бингарист,
Ки савдои ин бар ман аз баҳри чист?
Яке гуфт: «Шоҳо, ба теғаш бизан,
Ки нагзошт касро на марду на зан».[6]
Нигаҳ кард султони олимаҳал,
Худаш дар бало диду хар дар ваҳал.
Бубахшуд дар[7] ҳоли мискинмард,
Фурӯ хӯрд хашми суханҳои сард.
Зараш доду асбу кабо, пӯстин,
Чӣ некӯ бувад меҳр дар вақти кин!
Яке гуфташ: «Эй пири беақлу ҳуш,
Аҷаб растӣ аз қатл!» Гуфто: «Хамӯш,
Агар ман бинолидам аз дарди хеш,
Вай инъом фармуд дархурди хеш.

---

[1] А — Баъди ин сарлавҳа: «Гуфтор дар маънии ҳилми салотин». [2] А — дар. [3] А — Суханҳои мункир ба гӯшаш гузашт. [4] А — он, [5] А — Ба чашми сиёсат дар ӯ. [6] А — Зи пушти замин бехи умраш бикан. [7] А — бар.

Бадиро бадӣ саҳл бошад ҷазо,
Агар мардӣ, «аҳсан ило мо асо».

*ҲИКОЯТ*

Шунидам, ки мағруре аз кибр маст,
Дари хона бар рӯи соил бубаст.
Ба кунҷе фурӯ монду биншаст мард,
Ҷигар гарму оҳ аз тафи сина сард.
Шунидаш яке марди пӯшидачашм,
Бипурсидаш аз мӯҷиби кину хашм.
Фурӯ гуфту бигрист бар хоки кӯй.
Ҷафое, к-аз он шахсаш омад ба рӯй.
Бигуфт: «Эй фалон, тарки озор кун,
Як имшаб ба назди ман ифтор кун».
Ба хулқу фиребаш гиребон кашид,
Ба хона даровардашу хон кашид.
Баросуд дарвеши равшанниҳод,
Бигуфт: «Эзидат равшаноӣ диҳод!»
Шаб аз наргисаш қатра чанде чакид,
Саҳар дида баркарду дуньё бидид.
Ҳикоят ба шаҳр андар афтоду ҷӯш,
Ки бедидае дида баркарда дӯш.
Шунид ин сухан хоҷаи сангдил,
Ки баргашт дарвеш аз ӯ тангдил.
Бигуфто: «Ҳикоят кун, эй некбахт,
Ки чун саҳл шуд бар ту ин кори сахт?
Ки баркардат ин шамъи гетифурӯз?»
Бигуфт: «Эй ситамгори ошуфтарӯз!
Ту кӯтаҳназар будию сустрой,
Ки машғул гаштӣ ба ҷуғд аз ҳумой.
Ба рӯи ман ин дар касе кард боз,
Ки кардӣ ту бар рӯи вай дар фароз.
Агар бӯса бар хоки мардон занӣ,
Ба мардӣ, ки пеш оядат равшанӣ.

Қасоне, ки пӯшида чашми диланд,
Ҳамоно к-аз ин тӯтиё ғофиланд».
Чу баргаштадавлат маломат шунид,
Сарангушти ҳайрат ба дандон газид,
Ки шаҳбози ман сайди доми ту шуд,
Маро буд давлат ба номи ту шуд.
Қасе чун ба даст оварад ҷуррабоз,
Фурӯ бурда чун мӯш дандони оз?[1]

* * *

Ало, гар талабгори аҳли дилӣ,
Зи хидмат макун як замон ғофилӣ.[2]
Хӯриш деҳ ба гунҷишку кабку ҳумом,
Ки як рӯзат афтад ҳумое ба дом.
Чу ҳар гӯша тири ниёз афканӣ,
Умед аст, ногаҳ ки сайде занӣ.
Дуре ҳам барояд зи чандин садаф,
Зи сад чӯба ояд яке бар ҳадаф.

* * *

Якеро писар гум шуд аз роҳила,
Шабонгаҳ бигардид дар қофила.
Зи ҳар хайма пурсиду ҳар сӯ шитофт,
Ба торикӣ он равшаноӣ биёфт.
Чу омад бари мардуми корвон,
Шунидам, ки мегуфт бар сорвон:
«Надонӣ,[3] ки чун роҳ бурдам[4] ба дӯст?
Ҳар он кас ки пеш омадам, гуфтам,[5] ӯст».
Аз он аҳли дил дар паи ҳар касанд,
Ки бошад, ки рӯзе ба марде расанд.

---

[1] А — Ин ҳикоятро надорад. [2] А — Пеш аз ин байт сарлавҳа: «Дар дилдории ом ба талаби хос». [3] А — Надонам. [4] А — бурдӣ. [5] А — гуфт.

Баранд аз барои диле борҳо,
Хӯранд аз барои гуле хорҳо.

* * *

Зи тоҷи маликзодае дар манох
Шабе лаъле афтод дар санглох.
Падар гуфташ: «Андар[1] шаби тирараңг
Чӣ донӣ, ки гавҳар кадом асту санг?»
Ҳама сангҳо пос дор, эй писар,
Ки лаъл аз миёнаш набошад бадар.
Дар ӯ бош, покони шӯридараңг
Ҳамон ҷои торики лаъланду санг.
Чу покизанафсону соҳибдилон
Баромехтандӣ або ҷоҳилон,[2]
Ба рағбат бикаш бори ҳар ҷоҳиле,
Ки афтӣ ба сарвакти соҳибдиле.
Қасеро, ки бо дӯстӣ сар хуш аст,
Набинӣ, ки чун мори душманкуш аст.
Надаррад[3] чу гул ҷома аз дасти хор,
Ки хун дар дил афтода хандад[4] чу нор.
Ғами ҷумла хӯр дар ҳавои яке,
Муроoти сад кун барои яке.
Гарат хокипоёни шӯридасар
Ҳақиру фақир ояд андар назар,
Ба мардӣ, к-аз эшон бадар нест он,
Ба хидмат камар бандашон дар миён.
Ту ҳаргиз мабиншон ба чашми писанд,
Ки эшон писандидаи ҳақ басанд.
Қасеро, ки наздики заннат бад ӯст,
Чӣ донӣ, ки соҳибвилоят худ ӯст?[5]

---

[1] А — Қ-андар. [2] А — 3 байтро надорад.
[3] А — Бидаррад. [4] А — бошад. [5] А — 4 байтро надорад.

* * *

Дари маърифат бар касонест боз,
Ки дарҳост бар рӯи эшон фароз.
Басо талхайшони талхичашон,[1]
Ки оянд дар ҳилла доманкашон.
Бибӯсй, гарат ақлу тадбир ҳаст
Маликзодаро дар навохона даст,
Ки рӯзе бурун ояд аз шаҳрбанд,[2]
Баландит бахшад,[3] чу гардад баланд.
Масӯзон дарахти гул андар хариф,
Ки дар навбаҳорат намояд зариф.

### ҲИКОЯТ[4]

Яке заҳраи харҷ кардан надошт,
Зараш буду ёрои хӯрдан надошт.
На хӯрдй, ки хотир баросоядаш,
На додй, ки фардо ба кор оядаш.
Шабу рӯз дар банди зар буду сим,
Зару сим дар банди марди лаим.
Бидонист рӯзе писар дар камин,
Ки мумсик куҷо карда зар дар замин.
Зи хокаш бароварду барбод дод,
Шунидам, ки санге дар он ҷо ниҳод.
Ҷавонмардро зар бақое накард.
Ба як дасташ омад, ба дигар бихӯрд,
Қ-аз[5] ин камзане буд нопокрав,
Кулоҳаш ба бозору майзар гарав.
Ниҳода падар чанг дар нои хеш,
Писар чангию ной оварда пеш.

---

[1] А — сахтикашон. [2] А — ҳабсу банд. [3] А — гардад.
[4] А — «Ҳикояти падари бахил ва фарзанди лоуболй».
[5] А — Аз.

Падар зору гирьён ҳама шаб нахуфт,
Писар бомдодон бихандиду гуфт:
«Зар аз баҳри хӯрдан бувад, эй падар,
Зи баҳри ниҳодан чӣ сангу чӣ зар.
Зар аз санги хоро бурун оваранд,
Ки бо дӯстону азизон хӯранд».
Зар андар кафи марди дуньёпараст
Ҳанӯз, эй бародар, ба санг андар аст.

* * *

Чу дар зиндагонӣ бадӣ бо иел,
Гарат марг хоҳанд, аз эшон манол.
Чу хашм орӣ, он гаҳ хӯранд аз ту сер,
Ки аз боми панҷаҳгаз афтӣ ба зер.[1]
Бахили тавонгар ба динору сим
Тилисмест болои ганҷе муқим.
Аз он солҳо мебимонад зараш,
Ки гардад тилисме чунин бар сараш.
Ба санги аҷал ногаҳаш бишкананд,
Ба осудагӣ ганҷ қисмат кунанд.
Пас аз бурдану гирд кардан чу мӯр[2]
Бихӯр пеш аз он, к-ат хӯрад кирми гӯр.
Суханҳои Саъдӣ мисол асту панд,
Ба кор оядат, гар шавӣ корбанд.
Дареғ аст, аз ин[3] рӯй бартофтан,
К-аз ин рӯй давлат тавон ёфтан.

## *ҲИКОЯТ*[4]

Ҷавоне ба донге карам карда буд,
Таманнои пире баровара буд.

---

[1] А — Ин байтро надорад. [2] А — ба зӯр. [3] А — ӯ. [4] А — «Ҳикояти тайййиба».

Ба ҷурме гирифт осмон ногаҳаш,
Фиристод султон ба куштангаҳаш.
Такопӯи туркону ғавғои ом
Тамошокунон бар дару кӯю бом,
Чу дид андар ошӯб дарвеши пир
Ҷавонро ба дасти халоиқ асир,
Дилаш бар ҷавонмарди мискин бихаст,
Ки боре дил оварда будаш ба даст.
Баровард зорӣ, ки султон бимурд,
Ҷаҳон монду хӯи писандида бурд.
Ба ҳам бар ҳамесуд дасти дареғ,
Шуниданд туркони оҳехта теғ.
Ба фарьёд[1] аз эшон баромад хурӯш,
Тапончазанон бар сару рӯю дӯш.
Пиёда ба сар то дари боргоҳ
Давиданду бар тахт диданд шоҳ.
Ҷавон аз миён рафту бурданд пир,
Ба гардан бари тахти султон асир.
Ба ҳавлаш бипурсиду ҳайбат намуд,
Ки марги манат хостан бар чӣ буд?
Чу нек аст хӯи ману ростӣ,
Бади мардум охир чаро хостӣ?
Баровард пири диловар забон,
Ки, эй ҳалқадаргӯши ҳукмат ҷаҳон!
Ба қавли дурӯғе, ки султон бимурд,
Намурдию бечорае ҷон бибурд.
Малик з-ин ҳикоят чунон баршукуфт,
Ки чизаш бубахшиду чизе нагуфт.
В-аз ин ҷониб афтону хезон ҷавон
Ҳамерафт бечора ҳар сӯ давон.
Яке гуфташ аз чорсӯи қасос:
«Чӣ кардӣ, ки омад ба ҷонат халос?»

---

[1] А — зорӣ.

Ба гӯшаш фурӯ гуфт, к-эй ҳушманд,
Ба ҷоне зи[1] донге раҳидам зи банд».
Яке тухм дар хок аз он мениҳад,
Ки рӯзи фурӯмондагӣ бар диҳад.
Ҷаве боздорад балое[2] дурушт,
Асое, шунидӣ, ки увҷе бикушт.
Ҳадиси дуруст охир аз Мустафост:
Ки бахшоишу хайр дафъи балост.
Адуро набинӣ дар ин буқъа пой,
Ки Бӯбакри Саъд аст кишвархудой.[3]
Бигир, эй ҷаҳоне ба[4] рӯи ту шод,
Ҷаҳоне, ки шодӣ бар рӯи ту бод.
Қас аз кас ба даври ту боре набурд,
Гуле дар чаман ҷаври хоре набурд.
Туӣ сояи лутфи ҳақ бар замин,
Паямбарсифат раҳмат-ул-оламин.
Туро қадр агар кас надонад, чӣ ғам?
Шаби қадрро менадонанд ҳам.

## *ҲИКОЯТ*[5]

Қасе дид саҳрои маҳшар ба хоб,
Миси тафта рӯи замин з-офтоб.
Ҳаме бар фалак шуд зи мардум хурӯш,
Димоғ аз тапиш мебаромад ба ҷӯш.
Яке шахс аз ин ҷумла дар сояе
Ба гардан-бар аз хулд пирояе,
Бипурсид, к-эй маҷлисорой мард!
Ки буд андар ин маҷлисат поймард?»
Разе доштам бар дари хона,— гуфт,—
Ба соя-дараш некмарде бихуфт.

---

[1] А — ҷоневу. [2] А — ҷафое. [3] А — кишваркушой. [4] А — зи. [5] — «Дар самароти некӯкорӣ».

Дар ин вақти навмедӣ он марди рост
Гуноҳам зи додори довар бихост,
Ки ё раб, бар ин банда бахшоише,
К-аз ӯ дидаам вақте осоише.
Чӣ гуфтам,[1] чу ҳал кардам ин розро,
Башорат худованди Шерозро,
Ки ҷумҳур дар сояи ҳимматаш
Муқиманду бар суфраи неъматаш.
Дарахтест марди карам бордор,
В-аз ӯ бигзарӣ ҳезуми кӯҳсор.
Хутабро агар теша бар пай зананд,
Дарахти барӯмандро кай зананд?
Басе[2] пой дор, эй дарахти ҳунар,
Ки ҳам мева дорию ҳам соявар.

* * *

Бигуфтем дар боби эҳсон басе,
Валекин на шарт аст бо ҳар касе.
Бихӯр мардумозорро хуну мол,
Ки аз мурғи бад канда беҳ парру бол.
Якеро, ки бо хоҷаи туст ҷанг,
Ба дасташ чаро медиҳӣ чӯбу санг?
Барандоз бехе, ки хор оварад,
Дарахте бипарвар, ки бор оварад.
Қасеро бидеҳ пояи меҳтарон,
Ки бар кеҳтарон сар надорад гарон.
Мабахшой, бар ҳар куҷо золимест,
Ки раҳмат бар ӯ, ҷавр бар олимест.
Ҷаҳонсӯзро кушта беҳтар чароғ,
Яке беҳ дар оташ, ки халқе ба доғ.

---

[1] А — кардам. [2] А — Туй.

Ҳар он кас, ки бар дузд раҳмат кунад,
Ба бозуи худ корвон мезанад.
Ҷафопешагонро бидеҳ сар ба бод,
Ситам бар ситампеша адл асту дод.[1]

### *ҲИКОЯТ*[2]

Шунидам, ки марде ғами хона хӯрд,
Ки занбӯр бар[3] сақфи ӯ лона кард.
Занаш гуфт: «З-инон чӣ хоҳӣ, макан,
Ки маскан[4] парешон шаванд аз ватан».
Бишуд марди нодон[5] паси кори хеш,
Гирифтанд як рӯз занро ба неш.
Зани бехирад бар дару бому кӯй
Ҳамекард фарьёду мегуфт: «Шӯй!»
Макун рӯй бар мардум, эй зан, туруш,
Ту гуфтӣ, ки занбӯри мискин макуш.
Қасе бо бадон некӯӣ чун кунад,
Бадонро таҳаммул бад афзун кунад.
Чу андар саре бинӣ озори халқ,
Ба шамшери тезаш биёзор ҳалқ.
Саг, охир, кӣ бошад, ки хонаш ниҳанд?
Бифармой, то устухонаш диҳанд.
Чӣ неку задаст ин масал пири деҳ:
«Сутури[6] лагадзан гаронбор беҳ»
Агар некмардӣ намояд асас,
Наёрад ба шаб хуфтан аз дузд кас.
Наю найза дар ҳалқаи корзор
Бақиматтар аз найшакар сад ҳазор.
На ҳар кас сазовор бошад ба мол,
Яке мол хоҳад,[7] яке гӯшмол.

---

[1] А — 9 байтро надорад. [2] А — Ҳикояти малеҳа. [3] А — дар. [4] А — мискин. [5] А — доно.
[6] А — Ки асби. [7] А — ёбад.

Чу гурба навозӣ, кабӯтар барад,
Чу фарбеҳ кунӣ гург, Юсуф дарад.
Биное, ки маҳкам надорад асос,
Баландаш макун, гар кунӣ, з-ӯ ҳарос..[1]

* * *

Чӣ хуш гуфт Баҳроми саҳронишин,
Чу якрон тавсан задаш бар замин:
Дигар асбе аз галла бояд гирифт,
Ки гар сар кашад, боз шояд гирифт.
Ба банд, эй писар, Даҷла дар об кост,
Ки сӯде надорад, чу селоб хост.
Чу гурги хабис омадат дар каманд,
Бикуш, в-арна дил баркан аз гӯсфанд.
Аз иблис ҳаргиз наёяд суҷуд,
На аз бадгуҳар некӯӣ дар вуҷуд.
Бадандешро ҷоҳу фурсат мадеҳ,
Аду дар чаҳу дев дар шиша беҳ.
Магӯ, шояд ин мор куштан ба чӯб,
Чу сар зери санги ту дорад, бикӯб,
Қаламзан, ки бад кард бо зердаст,
Қалам беҳтар ӯро ба шамшер даст.
Мудаббир, ки қонуни бад мениҳад,
Туро мебарад, то ба дӯзах[2] диҳад.
Магӯ, мулкро ин мудаббир бас аст,
Мудаббир махонаш, музаввир[3] кас аст.
Саид оварад қавли Саъдӣ ба ҷой,
Ки тартиби мулк асту тадбиру рой.

---

[1] А — баъди ин сарлавҳа: «Ҳикояти муфида».
[2] А — оташ. [3] А — ки мудбир.

## БОБИ САВВУМ

### *ДАР ИШҚ ВА МАСТИЮ ШӮР*[1]

Хушо вақти шӯридагони ғамаш,
Агар захм бинанду гар марҳамаш.
Гадоёне аз подшоҳӣ[2] нуфур,
Ба уммед[3] андар гадой сабур.
Дамодам шароби алам[4] даркашанд,
В-агар талх бинанд, дам даркашанд.
Балои хумор аст дар айши мул,
Силеҳдор хор аст бо шохи гул.
На талх аст сабре, ки бар ёди ӯст,
Ки талхӣ шакар бошад аз дасти дӯст.
Маломаткашонанд мастони ёр,
Сабуктар барад уштури маст бор.[5]
Асираш нахоҳад[6] раҳой зи банд,
Шикораш наҷӯяд халос аз каманд.
Салотини узлат, гадоёни ҳай,
Манозилшиносони гумкардапай,
Ба сарвақташон халқ раҳ кай баранд,
Ки чун оби ҳайвон ба зулмат даранд?
Чу Байталмуқаддас дарун пурқибоб[7]
Раҳо карда девори берун хароб.
Чу парвона оташ ба худ дарзананд,
На чун кирми пилла ба худ бартананд.

[1] А — муҳаббат. [2] А — Гадоёни аз подшоҳон. [3] А — уммедаш. [4] А — амал. [5] А — Мисраъҳо пасопеш омадаанд. [6] А — наёбад. [7] А — офтоб.

Дилором дарбар, дилором ҷӯй,
Лаб аз ташнагӣ хушк бар тарфи ҷӯй.
Нагӯям, ки бар об қодир наянд,
Ки бар шотии Нил мустасқиянд.[1]

* * *

Туро ишқи ҳамчун худе з-обу гил
Рабояд ҳаме сабру ороми дил.
Ба бедорияш[2] фитна бар хадду хол,
Ба хоб андараш пойбанди хаёл.
Ба сидқаш чунон сар ниҳӣ дар қадам,
Ки бинӣ ҷаҳон бо вуҷудаш адам.
Чу дар чашми шоҳид наёяд зарат,
Зару хок як сон намояд барат.
Дигар бо касат дарнаёяд нафас,
Ки бо ӯ намонад дигар ҷои кас.
Ту гӯӣ, ба чашм андараш манзил аст,
В-агар дида[3] бар ҳам ниҳӣ, дар дил аст.
На андеша аз кас, ки расво шавӣ,
На қувват, ки як дам шикебо шавӣ,[4]
Гарат ҷон[5] бихоҳад, ба лаб барниҳӣ,
В-арат[6] теғ бар сар ниҳад, сар ниҳӣ.
Чу ишқе, ки буньёни[7] он бар ҳавост,
Чунин фитнаангезу фармонравост,
Аҷаб дорам[8] аз соликони тариқ,
Ки бошанд дар баҳри маънӣ ғариқ?
Ба савдои ҷонон зи ҷон муштағил,
Ба зикри ҳабиб аз ҷаҳон муштағил.[9]
Ба ёди ҳақ аз халқ бигрехта,
Чунон масти соқӣ, ки май рехта.

---

[1] Баъд аз ин сарлавҳа: «Дар тақдири ишқи маҷозӣ ва нихвати он». [2] А — Напиндорияш. [3] А — чашм. [4] А — шавад. [5] А — лаб. [6] А — В-агар. [7] А — буньёди. [8] А — дорӣ. [9] А — мунфанд.

Нашояд ба дору даво кардашон,
Ќи кас мутталеъ нест бар дардашон.
Аласт аз азал ҳамчуноншон[1] ба гӯш,
Ба фарьёди «қолу бало», дар хурӯш.
Гурӯхе амалдори узлатнишин,
Қадамҳои хокӣ дами[2] оташин.
Ба як наъра кӯҳе зи ҷо барканaнд,
Ба як нола шаҳре ба ҳам барзананд.
Чу боданд пинҳону чолокпӯй,[3]
Чу сангaнд хомӯшу тасбеҳгӯй.[4]
Саҳарҳо[5] бигирьянд чандон, ки об
Фурӯ шӯяд аз дидашон кӯҳли хоб.
Фарас кушта, азбаски шаб рондаанд,
Саҳаргаҳ хурӯшон, ки вомондаанд.
Шабу рӯз дар баҳри савдову сӯз.
Надонанд зи[6] ошуфтагӣ шаб зи рӯз.
Чунон фитна бар ҳусни суратнигор,
Ки бо ҳусни сурат надоранд кор.
Надоданд соҳибдилон дил ба пӯст
В-агар аблаҳе дод, бемағз ӯст.[7]
Маи сирфи вахдат касе нӯш кард,
Ки дуньёву укбо фаромӯш кард.

### *Ҳикоят*[8]

Шунидам, ки вакте гадозодае,
Назар дошт бо подшозодае.
Ҳамерафту мепухт савдои хом,
Хаёлаш фурӯ бурда дандон ба ком.
Зи майдон-ш холӣ набудӣ чу мил,
Ҳама вакт паҳлӯи асбаш чу пил.
Дилаш хун шуду роз дар дил бимонд,
Вале пояш аз гирья дар гил бимонд.

---

[1] А — ҳамчунонаш. [2] А — дили. [3] А — чолокрӯ. [4] А — тасбеҳгӯ. [5] А — Саҳаргоҳ. [6] А — аз.
[7] А — гӯст [8] А — Ҳикояти латифа.

Ракибон хабар ёфтандаш зи дард,
Дигар бора гуфтандаш: «Ин[1] чо магард!»
Даме рафту ёд омадаш рӯи дӯст,
Дигар хайма зад бар сари кӯи дӯст.
Ғуломе шикасташ сару дасту пой,
Ки боре нагуфтемат, эдар мапой?[2]
Дигар рафту сабру карораш набуд,
Шикебой аз рӯи ёраш набуд.
Магасвораш аз пеши шаккар[3] ба чавр
Бирондандию бозгаштӣ ба фавр.
Қасе[4] гуфташ: «Эй шӯхи девонаранг,
Ачаб сабр дорӣ ту бар чӯбу санг?»
Бигуфт: «Ин чафо бар ман аз дасти ӯст,
На шарт аст нолидан аз дасти дӯст.
Ман инак дами дӯстӣ мезанам.
Гар ӯ дӯст дорад в-агар душманам.
Зи ман сабр бе ӯ таваккӯъ мадор,
Ки бо ӯ ҳам имкон надорад карор.
На нерӯи сабрам,[5] на чои ситез,
На имкони будан, на чои[6] гурез.
Магӯ: з-ин дари боргаҳ сар битоб,
В-агар сар чу меҳам ниҳад дар таноб.
На парвона чон дода[7] дар пои дӯст?
Беҳ аз[8] зинда дар кунчи торики ӯст.
Бигуфт: «Ар хӯрӣ захми чавгони ӯй?»[9]
Бигуфто: «Ба пояш дарафтам чу гӯй».[10]
Бигуфто: «Сарат гар бибуррад ба теғ?»
Бигуфт: «Ин кадар набвад аз вай[11] дареғ.
Маро худ зи сар нест чандон хабар,
Ки точ[12] аст бар торакам, ё табар.

---

[1] А — Он. [2] А — маёй. [3] А — майдон. [4] А — Яке. [5] А — сабру. [6] А — пои. [7] А — дод. [8] А — Ки ӯ. [9] А — ӯ. [10] А — гӯ. [11] А — ҳам набошад. [12] А — теғ.

Макун бо мани ношикебо итеб,
Ки дар ишқ сурат набандад шикеб.
Чу Яъқубам ар дида гардад сафед,
Набуррам зи дидори Юсуф умед.
Якеро, ки сар хуш бувад бо яке,
Наёзорад[1] аз вай ба ҳар андаке».
Рикобаш бибӯсид рӯзе ҷавон,
Барошуфту бартофт аз вай инон.
Бихандиду гуфто: «Инон бармапеч,
Ки султон инон барнапечад зи ҳеҷ».
— Маро бо вуҷуди ту ҳастӣ намонд,
Ба ёди туам худпарастӣ намонд.
Гарам ҷурм бинӣ, макун айби ман,
Туӣ сар бароварда аз ҷайби ман.
Бад-он заҳра дастат задам дар рикоб,
Ки худро наёвардам андар ҳисоб.
Қашидам қалам бар сари номи хеш,
Ниҳодам қадам бар[2] сари коми хеш.
Маро худ кушад тири он чашми маст,
Чӣ ҳоҷат, ки орӣ ба шамшер даст?
Ту оташ ба най дарзану даргузар,
Ки на хушк дар беша монад, на тар.

*ҲИКОЯТ*[3]

Шунидам, ки бар[4] лаҳни хуньёгаре
Ба ракс андар омад парипайкаре.
Зи дилҳои шӯрида пиромонаш
Гирифт оташи шамъ дар доманаш.
Парокандахотир шуду дарднок,[5]
Яке гуфташ: «Аз дӯстдорон чӣ бок?

---

[1] А — Биозорад.
[2] А — дар. [3] А — Гуфтор дар маънии фанои аҳли муҳаббат. [4] А — дар. [5] А — хашмнок.

Туро оташ, эй дӯст, доман бисӯхт,
Маро худ ба якбора хирман бисӯхт.[1]
Агар ёрӣ, аз хештан дам мазан,
Ки ширк аст бо ёру бо[2] хештан».

### *ҲИКОЯТ*[3]

Чунин дорам аз пири донанда ёд,
Ки шӯридае сар ба саҳро ниҳод.
Падар дар фироқаш на хӯрду на хуфт,
Писарро маломат бикарданду гуфт:
«Аз он гаҳ ки ёрам каси хеш хонд,
Дигар бо касам ошноӣ намонд.
Ба ҳаққаш, ки то ҳақ ҷамолам намуд,
Дигар ҳар чӣ дидам, хаёлам намуд».
Нашуд гум,[4] ки рӯй аз халоиқ битофт,
Ки гумкардаи хешро бозьёфт.
Пароканда гонанд зери фалак,
Ки ҳам дад тавон хондашон ҳам, малак.
Зи ёди малик чун малак норамand,
Шабу рӯз чун дад зи мардум раманд.
Қавибозувонанду кӯтоҳдаст,
Хирадманду шайдову ҳушьёру[5] маст.
Гаҳ осуда дар гӯшае хирқадӯз,
Гаҳ ошуфта дар маҷлисе хирқасӯз,
На савдои худшон, на парвои кас,
На дар кунҷи тавҳидашон ҷои кас.
Парешидааклу парокандаҳӯш,
Зи қавли насиҳатгар оганда гӯш.
Ба дарьё нахоҳад шудан бат ғариқ,
Самандар чӣ донад азоби ҳариқ?[6]
Тиҳидаст мардони пурҳавсала,

---

[1] А — Ин байтро надорад. [2] А — аз ёр то. [3] А — надорад. [4] А — шунидам. [5] А — ҳушьёру бедору. [6] А — азоб-ул-ҳариқ.

Биёбоннавардони бекофила,
Азизони пӯшида аз чашми халқ,
На зуннордорони пӯшидадалқ,
Надоранд чашм аз халоиқ писанд,
Ки эшон писандидаи ҳақ басанд.
Пур аз меваву соявар чун разанд,
На чун мо сияҳкору азрақразанд.
Ба худ сар фурӯ бурда ҳамчун садаф,
На монанди дарьё баровардa каф.
На мардум ҳамин устухонанду[1] пӯст,
На ҳар сурате ҷони маънӣ дар ӯст.
На султон харидори ҳар бандаест,
На дар зери ҳар жандае зиндаест.
Агар жола ҳар қатрае дур шудӣ,
Чу38 хармӯҳра бозор аз ӯ пур шудӣ.
Чу хоре[2] ба худ барнабанданд пой,
Ки маҳкам равад пои чӯбин зи ҷой.
Ҳарифони хилватсарои аласт
Ба як ҷуръа то нафхаи сур маст.
Ба теғ аз ғараз барнагиранд чанг,
Ки парҳезу ишқ обгин(а) асту санг.

### *ҲИКОЯТ*[3]

Яке шоҳиде дар Самарқанд дошт,
Ки гӯӣ[4] ба ҷои самар қанд дошт.
Ҷамоле гарав бурда аз офтоб,
Зи шӯхиш буньёди тақвӣ хароб.
Таолуллаҳ аз ҳусн то ғояте,
Ки пиндорӣ аз раҳмат аст ояте.
Ҳамерафтию дидаҳо дар паяш
Дили дӯстон карда ҷон бар хаяш.

---

[1] А — ҷуз аз устухон асту. [2] А — ғоре. [3] А — Дар маънии ғалабаи ишқ ва салтанати ваҷд. [4] А — гуфтӣ.

Назар кардӣ он[1] дӯст дар вай[2] нухуфт,
Нигаҳ кард боре ба тундию гуфт,
Ки, эй хирасар чанд пӯйӣ паям!
Надонӣ, ки ман мурғи домат наям?
Гарат бори дигар бубинам, ба теғ
Чу душман бибуррам сарат бедареғ!
Қасе гуфташ: «Акнун сари хеш гир,
Аз ин саҳлтар матлабе пеш гир.
Напиндорам, ин ком ҳосил кунӣ,[3]
Мабодо, ки ҷон дар сари дил кунӣ».
Чу мафтуни содиқ маломат шунид,
Ба дард аз дарун нолае баркашид,
Ки бигзор, то захми теғи ҳалок
Биғалтонадам лоша дар хуну хок!
Магар пеши душман бигӯянду дӯст,
Ки ин куштаи дасту шамшери ӯст.[4]
Намебинам аз хоки кӯяш гурез,
Ба бедод, гӯ, обрӯям бирез.[5]
Маро тавба фармой, эй худпараст,
Туро тавба з-ин гуфта[6] авлотар аст.
Бубахшой бар ман, ки ҳар ч-ӯ кунад,
В-агар[7] касди хун аст, некӯ кунад.
Бисӯзонадам ҳар шабе оташаш,
Саҳар зинда гардам ба бӯи хушаш.
Агар мирам имрӯз дар кӯи дӯст,
Қиёмат занам хайма паҳлӯи дӯст.[8]
Мадеҳ, то тавонӣ, дар ин ҷанг пушт,
Ки зинд(а) аст, Саъдӣ, ки ишқаш бикушт.[9]

---

[1] А — кард бас. [2] А — андар.
[3] А — мабодо ки ин ком ҳосил кунӣ. [4] А — Қиёмат занам хайма паҳлуи дӯст. [5] А — марез. [6] А — гуфтан. [7] А — Агар. [8] А — ин байтро надорад. [9] А — Баъди ин сарлавҳа: «Ҳикояти малеҳа».

* * *

Яке ташна мегуфту[1] ҷон месупурд,
Хунук некбахте, ки дар об мурд.
Бад-ӯ гуфт ноболиғе, к-эй аҷаб,
Чу мурдӣ, чӣ серобу чӣ хушклаб!?
Бигуфто: «На охир даҳон тар кунам,
Ки то ҷони ширин-ш дар сар кунам?
Фитад ташна дар обдони амиқ,
Ки донад, ки сероб мирад ғариқ.
Агар ошиқӣ домани ӯ бигир,
В-агар гӯядат: «Ҷон бидеҳ!» Гӯ: «Бигир!»
Биҳишти таносонӣ он гаҳ хӯрӣ,
Ки бар дӯзахи нестӣ бигзарӣ.
Дили тухмкорон бувад ранҷкаш,
Чу хирман бароянд, бихусбанд хуш.
Дар ин маҷлис он кас ба коме расид,
Ки дар даври охир ба ҷоме расид.

*ҲИКОЯТ*[2]

Чунин накл дорам зи мардони роҳ,
Фақирони мунъим, гадоёни шоҳ,
Ки пире ба дарьюза шуд бомдод,
Дари масҷиде диду овоз дод.
Яке гуфташ: «Ин хонаи халқ нест,
Ки чизе диҳандат, ба шӯхӣ маист».
Бад-ӯ гуфт: «Ин[3] хонаи кист пас,
Ки бахшоишаш нест бар ҳоли кас?»
Бигуфто: «Хамӯш, ин чӣ лафзи хатост?
Худованди хона худованди мост!»

---

[1] А — Ин байтро надорад. [2] А — Гуфтор дар хидмат ва саботи сайёхон. [3] А — К-ин.

Нигоҳ кард, қандилу меҳроб дид,
Ба сӯз аз ҷигар наърае[1] баркашид,
Ки ҳайф аст аз ин[2] ҷо фаротар шудан,
Дареғ аст маҳрум аз ин дар шудан.
Нарафтам ба маҳрумӣ аз ҳеҷ кӯй,
Чаро аз дари ҳақ шавам зардрӯй?
Ҳам ин[3] ҷо кунам дасти хоҳиш дароз,
Ки донам, нагардам тиҳидаст боз.
Шунидам, ки соле муҷовир нишаст,
Чу фарьёдхоҳон бароварда даст.
Шабе пои умраш фурӯ шуд ба гил,
Тапидан гирифт аз заифиш дил.[4]
Саҳар бурд шахсе чароғе[5] ба сар,
Рамақ дид аз ӯ чун чароғи саҳар.
Ҳамегуфт ғулғулкунон аз фараҳ.
Ва ман даққа бобалкарим анфатаҳ.
Талабгор бояд сабуру ҳамул,
Ки нашнидаам кимиёгар малул.
Чӣ зарҳо ба хоки сияҳ даркунад,
Ки бошад, ки рӯзе мисе зар кунад.
Зар аз баҳри чизе харидан накӯст,
Нахоҳӣ харидан беҳ аз нози дӯст.
Гар аз дилбаре дил ба танг оядат,
Дигар ғамгусоре ба чанг оядат.
Мабар талхайшӣ зи рӯи туруш,
Ба оби дигар оташаш бозкуш.
Вале гар ба хубӣ надорад назир,
Ба андак дилозор таркаш магир.
Тавон аз касе дил бипардохтан,
Ки донӣ, ки бе ӯ[6] тавон сохтан.

---

[1] А — нолае. [2] А — он. [3] А — он. [4] А — ин байтро надорад. [5] А — чароғаш. [6] А — вай.

## *ҲИКОЯТ*[1]

Шунидам, ки пире шабе зинда дошт,
Саҳар дасти ҳоҷат ба ҳақ барфарошт.
Яке ҳотиф андохт дар гӯши пир:
Ки беҳосилӣ, рав, сари хеш гир.
Бар ин дар дуои ту мақбул нест,
Ба хорӣ бирав, ё ба зорӣ биист.
Шаби дигар аз зикру тоат нахуфт,
Муриде зи ҳолаш хабар ёфт, гуфт:
«Чу дидӣ, к-аз он рӯй бастаст дар,
Ба беҳосилӣ саъй чандин мабар».
Ба дебоча — бар ашки ёқутфом
Ба ҳасрат бибориду гуфт: «Эй ғулом,[2]
Ба навмедӣ он гаҳ бигардидаме
Аз ин раҳ, ки роҳе дигар дидаме.[3]
Мапиндор, гар вай инон баршикаст,
Ки ман боздорам зи фитрок даст.
Чу хоҳанда маҳрум гашт аз даре,
Чӣ ғам, гар шиносад дари дигаре?
Шунидам, ки роҳам дар ин кӯй нест,
Вале ҳеҷ роҳи[4] дигар рӯй нест».
Дар ин буд[5] сар дар замини фидо.
Ки гуфтанд дар гӯши ҷонаш нидо:
«Қабул аст, агарчи ҳунар несташ,
Ки ҷуз мо паноҳе дигар несташ».
Яке дар Нишобур, донӣ, чӣ гуфт,
Чу фарзандаш аз фарзи хуфтан бихуфт:
«Таваққӯъ мадор, эй писар, гар касӣ,
Ки бе саъй ҳаргиз ба ҷое расӣ!»
Сумайлон чу бар менагирад қадам,
Вуҷудест бе манфиат чун адам.

---

1 А — Ҳикоят дар он чи сабр аз ӯ мумкин нашавад.
2 А — ҳумом. 3 А — К-аз ин дар дари дигаре дидаме.
4 А — Валекин ба мулке. 5 А — буду.

Тамаъ дор суду битарс аз зиён,
Ки бебаҳра бошанду ориғзиён.[1]

### *ҲИКОЯТ*[2]

Шикоят кунад наварӯсе ҷавон
Ба пире зи домоди номеҳрубон,
Ки мапсанд чандин, ки бо ин писар
Ба талхӣ[3] равад рӯзгорам ба сар.
Қасоне, ки бо мо дар ин манзиланд,
Набинам, ки чун ман парешондиланд.
Зану мард бо ҳам чунон дӯстанд,
Ки гӯй ду мағзу яке пӯстанд.
Надидам дар ин муддат аз шӯи ман,
Ки боре бихандид дар рӯи ман.
Шунид ин сухан пири фархундафол
Сухандон бувад марди деринасол.
Яке посухаш дод ширину хуш,
Ки гар хубрӯяст, бораш бикаш.
Дареғ аст, рӯй аз касе тофтан,
Ки дигар нашояд чун ӯ ёфтан.
Ризо деҳ ба фармони ҳақ бандавор,
Ки чун ӯ набинӣ худовандгор.[4]
Чаро сар кашӣ з-он,[5] ки гар сар кашад,[6]
Ба ҳарфи вуҷудат қалам даркашад.[7]
Якам[8] рӯз бар бандае дил бисӯхт,
Ки мегуфту фармондеҳаш мефурӯхт:
Туро банда аз ман беҳ афтад басе,
Маро чун ту дигар наяфтад касе».

---

[1] А — 4 байтро надорад. [2] А — Дар шикебоии алам ба умеди дармон. [3] А — сахтӣ.
[4] А — Ин байтро надорад. [5] А — Чаро сер гаштӣ. [6] А — кашанд. [7] А — даркашанд. [8] А — Яке.

### *ҲИКОЯТ*[1]

Табибе паричеҳра дар Марв буд,
Ки дар боғи дил қоматаш сарв буд.
На аз дарди дилҳои решаш хабар,
На аз чашми бемори хешаш хабар.
Ҳикоят кунад дардманде ғариб,
Ки хуш буд чанде сарам бо табиб.
Намехостам тандурустии хеш,
Ки дигар наёяд[2] табибам ба пеш.
Басо ақли зӯровари чирадаст,
Ки савдои ишқаш кунад зердаст.
Чу савдо хирадро бимолид гӯш,
Наёрад дигар сар баровард ҳӯш.

### *ҲИКОЯТ*

Яке панҷаи оҳанин рост кард,
Ки бо шер зӯроварӣ хост кард.
Чу ширин ба сарпанҷа дар худ кашид,
Дигар зӯр дар панҷаи худ надид.
Яке гуфташ: «Охир, чӣ хусбӣ чу зан?
Ба сарпанҷаи оҳанинаш бизан!»
Шунидам, ки мискин дар он зер гуфт:
«Нашояд бад-ин панҷа бо шер гуфт».
Чу бар ақли доно шавад ишқ чир,
Ҳамон панҷаи оҳанин асту шер.
Ту дар панҷаи[3] шери мардавжанӣ,
Чӣ судат кунад панҷаи оҳанӣ?
Чу ишқ омад, аз ақл дигар магӯй,
Ки дар дасти чавгон асир аст гӯй.

---

[1] А — Гуфтор андар иштиғоли ишқ. [2] А — Мабодо, ки н-ояд. [3] А — Чу дар пардаи.

### *ҲИКОЯТ*[1]

Миёни ду амзода васлат фитод,
Ду хуршедсимои меҳтарнажод.
Якеро бағоят хуш афтода буд,
Дигар нофару саркаш афтода буд.
Яке хулқу лутфи паривор дошт,
Яке рӯй дар рӯи девор дошт.
Яке хештанро биёростӣ,
Дигар[2] марги хеш аз худо хостӣ.
Писарро нишонданд пирони деҳ,
Ки меҳрат бар ӯ нест, маҳраш бидеҳ.
Бихандиду гуфто: Ба сад гӯсфанд
Тағобун набошад раҳои зи банд».
Ба нохун паричеҳра меканд пӯст,
Ки ҳаргиз бад-ин кай шикебам зи дӯст.[3]
На сад гӯсфандам, ки сесад ҳазор
Набояд ба нодидани рӯи ёр.
Туро[4] ҳар чӣ машғул дорад зи дӯст,
Агар рост хоҳӣ, дилоромат ӯст.
Яке пеши шӯридаҳоле нишаст,[5]
Ки дӯзах таманно кунӣ, ё биҳишт?
Бигуфто: Мапурс аз ман ин моҷаро,
Писандидам он-ч ӯ писандад маро.

### *ҲИКОЯТ*[6]

Ба Маҷнун касе гуфт, к-эй некпай,
Чӣ будат, ки дигар наёӣ ба Ҳай?
Магар дар сарат шӯри Лайлӣ намонд?
Хаёлат дигар гашту майле намонд?»

---

[1] А — Дар маънии ишқи маҳбуб дар назари муҳиб.
[2] А — Яке. [3] А — Ки мушкил тавонам буридан зи дӯст.
[4] А — Маро. [5] А — набишт. [6] А — Гуфтор дар фарти сидқи муҳаббати Маҷнун.

Чу бишнид, бечора бигрист зор,
Қи, эй хоҷа, дастам зи доман бидор!
Маро худ диле дардманд асту реш,
Ту низам намак бар ҷароҳат мареш.[1]
На дурӣ далели сабурӣ бувад,
Ки бисьёр дурӣ зарурӣ бувад».
Бигуфт: «Эй вафодори фархундахӯй,
Паёме, ки дорӣ, ба Лайлӣ бигӯй».
Бигуфто: «Мабар номи ман пеши дӯст,
Ки ҳайф аст номи ман, он ҷо ки ӯст.

*ҲИКОЯТ*[2]

Яке хурда бар шоҳи Ғазнин гирифт,
Ки ҳусне надорад Аёз, эй шигифт!
Гулеро, ки на ранг бошад,[3] на бӯй,
Ғариб аст савдои булбул бар ӯй.
Ба Маҳмуд гуфт ин ҳикоят касе,
Бипечид аз андеша бар худ басе,
Ки ишқи ман, эй хоҷа, бар хӯи ӯст,
На бар қадду болои некӯи ӯст.
Шунидам, ки дар тангное шутур
Биёфтоду бишкаст сандуқи дур(р).
Ба яғмо малик остин барфишонд
В-аз он ҷо ба таъҷил маркаб биронд.
Саворон паи дурру марҷон шуданд,
Зи султон ба Яғмо парешон шуданд.
Намонд аз вушоқони гарданфароз
Қасе дар қафои малик ҷуз Аёз.
Нигаҳ кард, к-эй дилбари печ-печ,
Зи Яғмо чӣ овардай? Гуфт: «Ҳеч.

---

[1] А — мапеш. [2] А — Ҳикояти Султон Маҳмуд ва ишқи ӯ бо Аёз. [3] А — дорад.

Ман андар қафои ту метохтам,
Зи хидмат ба неъмат напардохтам».
Гарат қурбате[1] ҳаст дар боргоҳ,
Ба хилъат машав ғофил аз подшоҳ.
Хилофи тариқат бувад, к-авлиё
Таманно кунанд аз худо — ҷуз худо.
Гар аз дӯст ҳашмат[2] ба эҳсони ӯст,
Ту дар банди хешӣ, на дар банди дӯст.
Туро то даҳан бошад аз ҳирс боз,
Наёяд ба гӯши дил аз ғайб роз.
Хақиқат[3] сароест ороста,
Ҳавою ҳавас гарди бархоста.
Набинӣ, ки ҷое ки бархост гард,
Набинад назар, гарчи биност мард.

*ХИКОЯТ*[4]

Қазоро ману пире аз Форьёб[5]
Расидем дар[6] хоки Мағриб ба об.
Маро як дирам буд,[7] бардоштанд
Ба киштию дарвеш бигзоштанд.
Сиёҳон биронданд киштӣ чу дуд,
Ки он ноходо ноходотарс буд.
Маро гирья омад зи темори ҷуфт,
Бар он гирья қаҳ-қаҳ бихандиду гуфт: —
Махӯр ғам барои ман, эй пурхирад,
Маро он кас орад, ки киштӣ барад,
Бигустурд саҷҷода бар рӯи об,
Хаёл аст, пиндоштам, ё ба хоб?
Зи мадҳушиям дида он шаб нахуфт,
Нигаҳ бомдодон ба ман карду гуфт:

---

[1] А — қуввате. [2] А — чашмат. [3] А — Ҳақоиқ.
[4] А — Ҳикоят дар саботи қадами мардони ҳақшинос.
[5] А — Борьёб. [6] А — аз. [7] А — буду.

«Ту лангӣ, ба чӯб омадӣ, ман ба пой,[1]
Туро киштӣ оварду моро худой».
Чаро аҳли маънӣ[2] бад-ин нагаранд,
Ки абдол дар обу оташ раванд.
На тифле, к-аз оташ надорад хабар,
Нигаҳ дорадаш модари меҳрвар?[3]
Пас онон, ки дар ваҷд мустағриқанд,
Шабу рӯз дар айни ҳифзи ҳақанд.
Нигаҳ дорад, аз тоби[4] оташ Халил
Чу тобути Мусо зи ғарқоби Нил.
Чу кудак ба дасти шиновар-дар[5] аст,
Натарсад в-агар Даҷла паҳновар аст.
Ту бар рӯи дарьё қадам чун занӣ,
Чу мардон, ки бар хушк тардоманӣ!

* * *

Раҳи ақл ҷуз печ дар печ нест,
Бари орифон ҷуз худо ҳеҷ нест.
Тавон гуфтан ин бо ҳақоиқшинос,
Вале хӯрда гиранд аҳли қиёс,
Ки пас осмону замин чистанд?
Бани одаму дому дад кистанд?
Писандида пурсидаш, эй хушманд,
Бигӯям, ҷавобат, гар ояд писанд,
Ки[6] ҳомуну дарьёву кӯҳу фалак,
Парӣ в-одамизоду деву малак —
Ҳама ҳар чӣ ҳастанд, аз он камтаранд,
Ки бо ҳастияш номи ҳастӣ баранд.
Азим аст пеши ту дарьё ба мавҷ,
Баланд аст хуршеди тобон ба авҷ,

---

[1] А — Аҷаб мондӣ, эй ёри фархундарой. [2] А — даъвӣ.
[3] А — Ин байтро надорад. [4] А — обу. [5] А — бар.
[6] А — на.

Вале аҳли сурат куҷо пай[1] баранд,
Ки арбоби маънӣ ба мулке — даранд,
Ки гар офтоб аст, як зарра нест
В-агар ҳафт дарьёст, як катра нест.
Чу султони иззат алам баркашад.[2]
Ҷаҳон сар ба ҷайби адам[3] даркашад.

*ҲИКОЯТ*[4]

Раиси деҳе бо писар дар раҳе
Гузаштанд бар калби шоҳаншаҳе
Писар човушон диду теғу табар,
Қабоҳои атлас, камарҳои зар.
Ялони камондори нахчирзан,
Ғуломони таркашкаши[5] тирзан.
Яке дар бараш парниёнӣ қабоҳ,
Яке бар сараш хусравоникулоҳ.[6]
Писар, к-он ҳама шавкату поя[7] дид,
Падарро бағоят фурӯмоя дид,
Ки ҳолаш бигардиду рангаш бирехт,
Зи ҳайбат ба байғулае даргурехт.
Писар гуфташ: «Охир, бузурги деҳӣ,
Ба сардорӣ аз сарбузургон меҳӣ,
Чӣ будат, ки бибридӣ аз ҷон[8] умед?
Биларзидӣ аз боди ҳайбат чу бед?»
Бале,— гуфт,— солору фармондеҳам,
Вале иззатам ҳаст то дар деҳам.
Бузургон аз он даҳшатолудаанд,
Ки дар боргоҳи малик будаанд.
Ту, эй бехабар, ҳамчунон дар деҳӣ,
Ки бар хештан мансабе мениҳӣ.

---

[1] А — ин. [2] А — қалам даркашад. [3] А — алам. [4] А — Ҳикояти деҳқон ва лашкари султон. [5] А — бетаркашу. [6] А — Ин байтро надорад. [7] А — соя. [8] А — аз ҷон буридӣ.

Нагуфтанд ҳарфе забоноварон.
Ки Саъдӣ нагӯяд мисоле бар он.[1]

* * *

Магар дида бошӣ, ки дар боғу роғ
Битобад ба шаб кирмаке чун чароғ?
Яке гуфташ: «Эй кирмаки шабфурӯз,[2]
Чӣ будат, ки берун наёӣ ба рӯз?
Бубин, к-оташӣ кирмаки хокзод
Ҷавоб аз сари рӯшноӣ чӣ дод,
Ки ман рӯзу шаб ҷуз ба саҳро наям,
Вале пеши хуршед пайдо наям.

*ҲИКОЯТ*[3]

Сано гуфт бар Саъди Зангӣ касе,
Ки бар турбаташ бод раҳмат басе!
Дирам доду ташрифу бинвохташ,
Ба микдори худ манзилат сохташ.
Чу аллоҳу бас дид бар нақши зар.
Бишӯриду барканд хилъат зи бар.
Зи сӯзаш чунон шӯъла дар ҷон гирифт,
Ки барчасту роҳи биёбон гирифт.
Яке гуфташ аз ҳамнишинони дашт:
«Чӣ дидӣ, ки ҳолат дигаргуна гашт?
Ту аввал замин бӯса додӣ ба ҷой,
Набоистӣ охир задан пушти пой?»
Бихандид, к-аввал зи биму умед
Ҳаме ларза бар тан фитодам чу бед.
Ба охир зи тамкини аллоҳу бас
На чизам ба чашм андар омад на кас.

---

[1] А — Баъди ин сарлавҳа: «Ҳикояти латифа».
[2] А — дилфурӯз.
[3] А — ин ҳикоятро надорад.

## *ҲИКОЯТ*[1]

Ба шаҳре-дар аз Шом ғавғо фитод,
Гирифтанд пире муборакниҳод.
Ҳанӯз он ҳадисам ба гӯш андар аст,
Чу қайдаш[2] ниҳоданд бар пою даст,
Ки гуфт: «Ар на султон ишорат кунад,
Киро заҳра бошад, ки ғорат кунад?»
Бибояд чунин душмане дӯст дошт,
Ки медонамаш[3] дӯст бар ман гумошт.
Агар иззу ҷоҳ асту гар зиллу қайд,
Ман аз ҳақ шиносам, на аз Амру Зайд.
Зи иллат[4] мадор, эй хирадманд, бим,
Чу доруи талхат фиристад ҳаким.
Бихӯр, ҳар чӣ ояд зи дасти ҳабиб,
На бемор донотар аст аз табиб?

## *ҲИКОЯТ*[5]

Якеро чу ман дил ба дасти касе
Гарав буду мебурд хорӣ басе.
Пас аз ҳушмандию фарзонагӣ
Чи[6] дар барзадандаш ба девонагӣ.
Зи душман ҷафо бурдӣ аз баҳри дӯст,
Ки тарьёки акбар бувад заҳри дӯст.
Қафо хӯрдӣ аз дасти ёрони хеш,
Чу мисмор пешонӣ оварда пеш.
Хаёлаш чунон бар сар ошӯб кард,
Ки боми димоғаш лагадкӯб кард.
Набудаш зи ташнеи ёрон хабар,
Ки ғарқа надорад зи борон хабар.[7]

---

[1] А — Ҳикояти ҷавонмарди ҳақшинос. [2] А — Ки бандаш. [3] А — медонам ки.
[4] А — ғафлат. [5] А — Гуфтор дар муҳиб, ки аз ҷавру ҷафо бигрезад. [6] А — Ба. [7] А — асар.

Ҷиро пои хотир баромад ба санг,
Наяндешад аз шишаи ному нанг.
Шабе дев худро паричеҳра сохт,
Дар оғӯши он марду бар вай битохт.
Саҳар гаҳ маҷоли намозаш набуд,
Зи ёрон касе огаҳ зи розаш набуд.
Ба обе фурӯ рафт наздики бом,
Бар ӯ баста сармо даре аз рухом.
Насиҳатгаре лавмаш[1] оғоз кард,
Ки худро бикуштӣ дар ин оби сард.
Зи барнои мунсиф баромад хурӯш,
Ки, эй ёр, чанд аз маломат? Хамӯш!
Маро панҷ[2] рӯз ин писар дил фирефт,
Зи меҳраш чунонам, ки натвон шикефт.
Напурсид боре ба хулқи хушам,
Бубин, то чӣ бораш ба ҷон мекашам?
Пас онро, ки шахсам зи хок офарид,
Ба қудрат дар ӯ ҷони пок офарид.
Аҷаб дорӣ, ар бори амраш[3] барам,
Ки доим ба эҳсону фазлаш-дарам![4]

* * *

Агар марди ишқӣ кам аз[5] хеш гир,
В-агарна раҳи офият пеш гир.
Матарс аз муҳаббат, ки хокат кунад,
Ки боқӣ шавӣ, гар ҳалокат кунад.
Нарӯяд набот аз ҳубуби дуруст,
Магар ҳол бар вай бигардад нахуст.
Туро бо ҳақ он ошноӣ диҳад,
Ки аз дасти хешат раҳоӣ диҳад,

---

1 А — Гавсаш. 2 А — чанд. 3 А — ҳукмаш. 4 А — Баъди ин сарлавҳа: Гуфтор дар самоъи аҳли дил. 5 А — ками.

Ки то бо худӣ, дар худат роҳ нест
В-аз[1] ин нукта ҷуз бехуд огоҳ нест.
На мутриб, ки овози пои сутур
Самоъ аст, агар ишқ дорию шӯр.
Магас пеши шӯридадил пар назад,
Ки ӯ чун магас даст бар сар назад.
На бам донад ошуфтасомон, на зер,
Ба овози мурғе бинолад фақир.
Сароянда худ менагардад хамӯш,
Валекин на ҳар вақт боз аст гӯш.
Чу шӯридагон майпарастӣ кунанд,
Ба овози дӯлоб мастӣ кунанд.
Ба чарх андароянд дӯлобвор,
Чу дӯлоб бар худ бигирьянд зор.
Ба таслим сар дар гиребон баранд,
Чу тоқат намонад, гиребон даранд.
Макун айби дарвеши madҳуши маст,
Ки ғарқ аст, аз он мезанад пову даст.
Нагӯям,[2] самоъ, эй бародар, ки чист,
Магар мустамеъро бидонам, ки кист.
Гар аз бурҷи маънӣ парад тайри ӯ,
Фаришта фурӯ монад аз сайри ӯ.
В-агар марди лаҳв асту бозию лоғ,
Қавитар шавад деваш андар димоғ.
Чу марди самоъ аст шаҳватпараст,
Ба овози хуш хуфта хезад, на маст.
Парешон шавад гул ба боди саҳар,
На ҳезум, ки нашкофадаш ҷуз табар.
Ҷаҳон пурсамоъ асту мастию шӯр,
Валекин чӣ бинад дар ойина кӯр?
Набинӣ, шутур бар навои араб,
Ки чунаш ба рақс андар орад тараб.

---

[1] А — Дар.
[2] А — Бигӯям.

Шутурро чу шӯру тараб дар сар аст,
Агар одамиро набошад, хар аст.[1]

* * *

Шакарлаб ҷавоне най омӯхтӣ,
Ки дилҳо дар[2] оташ чу най сӯхтӣ.
Падар борҳо бонг бар вай задӣ
Ба тундию оташ дар он най задӣ.
Шабе бар адои писар гӯш кард,
Самоаш парешону мадҳуш кард.
Ҳамегуфт бар чеҳра афканда хай,
Ки оташ ба ман дарзад ин бор най.
Надонӣ, ки шӯридаҳолони маст
Чаро барфишонанд дар рақс даст?
Кушояд даре бар дил аз воридот,[3]
Фишонад сари даст бар коинот.[4]
Ҳалолаш бувад рақс бар ёди дӯст,
Ки ҳар остинеш ҷоне дар ӯст.
Гирифтам, ки мардонаӣ дар шино,
Бараҳна тавонӣ задан дасту по.
Бикан хирқаи ному номусу зарқ,
Ки оҷиз бувад марди бо ҷома ғарқ.
Тааллуқ ҳиҷоб асту беҳосилӣ,
Чу пайвандҳо бигсилӣ, восилӣ.

### *ҲИКОЯТ*[5]

Қасе гуфт парвонаро, к-эй ҳақир,
Бирав, дӯсте дархури хеш гир.
Раҳе рав, ки бинӣ тарики риҷо,
Туву меҳри шамъ аз куҷо то куҷо?

---

[1] А — Баъди ин сарлавҳа: Ҳикояти ғариба. [2] А — бар. [3] А — коинот. [4] А — воридот. [5] А — Гуфтор дар ҳикояти шамъу парвона.

Самандар пай, гирди оташ магард,
Ки мардонагӣ бояд, он гаҳ набард.
Зи хуршед пинҳон шавад муши кӯр,
Ки ҷаҳл аст бо оҳанинпанҷа зӯр.
Ҳасеро, ки донӣ,[1] ки хасми ту ӯст,
На аз ақл бошад, гирифтан ба дӯст.
Туро кас нагӯяд, накӯ мекунӣ
Ки ҷон дар сари кори ӯ мекунӣ.
Гадое, ки аз подшаҳ хост духт,
Қафо хӯрду савдои беҳуда пухт.
Куҷо дар ҳисоб орад ӯ чун ту дӯст,
Ки рӯи мулуку салотин дар ӯст.
Мапиндор, к-ӯ дар чунон маҷлисе
Мудоро кунад бо чу ту муфлисе.
В-агар бо ҳама халқ нармӣ кунад,
Ту бечорай, бо ту гармӣ кунад.
Нигаҳ кун, ки парвонаи сӯзнок
Чӣ гуфт: «Эй аҷаб, гар бисӯзам, чӣ бок?
Маро чун Халил оташе дар дил аст,
Ки пиндорӣ, ин шӯъла бар ман гил аст.
На дил домани дилситон мекашад,
Ки меҳраш гиребони ҷон мекашад.
На худро бар оташ баҳуд мезанам,
Ки занҷири шавқ аст дар гарданам.
Маро ҳамчунон дур будам, ки сӯхт,
На ин дам, ки оташ ба ман дарфурӯхт,
На он мекунад ёр дар шоҳидӣ,
Ки бо ӯ тавон гуфтан аз зоҳидӣ.
Кӣ айбам кунад бар таваллои дӯст,
Ки ман розиям кушта дар пои дӯст?
Маро бар талаф ҳирс, донӣ, чарост?
Чу ӯ ҳаст, агар ман набошам равост.
Бисӯзам, ки ёри писандида ӯст,
Ки дар вай сироят кунад сӯзи дӯст.

[1] А — бинӣ.

Маро чанд гӯӣ, ки дархурди хеш
Ҳарифе ба даст ору ҳамдарди хеш?
Бад-он монад андарзи шӯридаҳол,
Қи гӯӣ ба каждумгазида: Манол!»[1]
Қасеро[2] насиҳат магӯ, эй[3] шигифт,
Қи донӣ, ки дар вай нахоҳад гирифт.
Зи каф рафта бечораеро лигом,
Нагӯянд, к-оҳиста рон, эй ғулом!
Чӣ нағз омад ин нукта дар Синдбод,
Қи ишқ оташ аст, эй писар, панд бод!
Ба бод оташи таз бартар шавад,
Паланг аз задан кинавартар шавад.
Чу некат бидидам, баде мекунӣ,
Қи рӯям[4] фаро чун худе мекунӣ.
Зи худ беҳтаре ҷӯю фурсат шумор,
Қи бо чун худе гум кунӣ рӯзгор.
Паи чун худе худпарастон раванд,[5]
Ба кӯи хатарнок мастон раванд.
Ман аввал, ки ин кор сар доштам,
Дил аз сар[6] ба якбор бардоштам.
Сарандоз дар ошиқӣ содиқ аст,
Қи бадзаҳра бар хештан ошиқ аст.
Аҷал ногаҳон[7] дар каминам кушад,
Ҳамон беҳ, ки он нозанинам кушад.
Чу бешак набиштаст бар сар ҳалок,
Ба дасти дилором хуштар ҳалок.
На рӯзе ба бечорагӣ ҷон диҳӣ?
Ҳамон[8] беҳ, ки дар пои ҷонон диҳӣ.

*ХИКОЯТ*[9]

Шабе, ёд дорам, ки чашмам нахуфт,
Шунидам, ки парвона бо шамъ гуфт,

---

[1] А — Ин байтро надорад. [2] А — якеро. [3] А — к-эй.
[4] А — рӯят. [5] А — шаванд. [6] А — ҷон. [7] А — ногахе.
[8] А — пас он. [9] А — Дар мухотибаи шамъу парвона.

Ки ман ошиқам, гар бисӯзам, равост,
Туро гирьяву сӯз, боре чарост?
Бигуфт:[1] «Эй ҳаводори мискини ман,
Бирафт ангабин — ёри ширини ман.
Чу ширинӣ аз ман бадар меравад,
Чу Фарҳодам оташ ба сар меравад».
Ҳамегуфту ҳар лаҳза селоби дард
Фурӯ медавидаш ба рухсори зард,
Ки, эй муддаӣ, ишқ кори ту нест,
Ки на сабр дорӣ, на ёрои ист.
Ту бигрезӣ аз пеши як шӯъла хом,
Ман истодаам, то бисӯзам тамом.
Туро оташи ишқ агар пар бисӯхт,
Маро бин, ки аз пой то сар бисӯхт.
Ҳама шаб дар ин гуфтугӯ буд шамъ,
Ба дидори ӯ вақти асҳоб ҷамъ.[2]
Нарафта зи шаб ҳамчунон баҳрае,
Ки ногаҳ бикушташ париҷеҳрае.
Ҳаме гуфту мерафт дудаш ба сар,
Ки ин аст[3] поёни ишқ, эй писар!
Агар ошиқӣ хоҳӣ омӯхтан,
Ба куштан фараҷ ёбӣ аз сӯхтан.
Макун гирья бар гӯри мақтули дӯст,
Бирав, хуррамӣ кун,[4] ки мақбули ӯст.
Агар ошиқӣ, сар машӯй аз мараз,
Чу Саъдӣ фурӯ шӯй даст аз ғараз.
Фидоӣ надорад зи мақсуд чанг
В-агар бар сараш тир боранду санг.[5]
Ба дарьё марав, гуфтамат, зинҳор
В-агар меравӣ, тан ба тӯфон супор.

---

[1] А — Чӣ гуфт. [2] А — 2 байтро надорад. [3] А — ҳамин буд. [4] А — қул-ал-ҳамду-ли-лаҳ. [5] А — Ин байтро надорад.

## БОБИ ЧАҲОРУМ

### *ДАР ТАВОЗУЪ*

Зи хок офаридат худованди пок,
Пас, эй банда, афтодагӣ кун чу хок.
Ҳарису ҷаҳонсӯзу саркаш мабош,
Зи хок офаридандат, оташ мабош.
Чу гардан кашид оташи ҳавлнок,
Ба бечорагӣ тан бияндохт хок.
Чу он сарфарозӣ намуд ин камӣ,
Аз он дев карданд, аз ин одамӣ.[1]

* * *

Яке қатра борон зи абре чакид,
Хиҷил шуд, чу паҳнои дарьё бидид,
Ки ҷое, ки дарьёст, ман кистам?
Гар ӯ ҳаст, ҳаққо, ки ман нестам.
Чу худро ба чашми ҳақорат бидид,
Садаф дар канораш ба ҷон парварид.
Сипеҳраш ба ҷое расонид кор,
Ки шуд номвар лӯълӯи шоҳвор.
Баландӣ аз он ёфт, к-ӯ паст шуд,
Дари нестӣ кӯфт, то ҳаст шуд.

---

[1] А — Баъди ин сарлавҳа: ҳикояти тайиба.

### *ХИКОЯТ*

Ҷавоне хирадманду покизабум
Зи дарьё баромад ба дарбанди Рум.
Дар ӯ фазл диданду аклу[1] тамиз,
Ниҳоданд рахташ ба ҷое азиз.
Сари[2] солеҳон гуфт рӯзе ба мард,
Ки хошоки масҷид бияфшону гард.
Ҳамон, к-ин сухан марди раҳрав шунид,
Бурун рафту бозаш кас он ҷо надид.
Бар он ҳамл карданд ёрону пир,
Ки парвои хидмат набудаш[3] фақир.
Дигар рӯз ходим гирифташ ба роҳ,
Ки ноҳуб кардӣ ба[4] рои табоҳ.
Надонистӣ, эй кӯдаки худписанд,
Ки мардон зи хидмат ба ҷое расанд.
Гиристан гирифт аз сари сидку сӯз,
Ки, эй ёри ҷонпарвари дилфурӯз!
На гард андар он букъа дидам, на хок,
Ман олуда будам, дар он ҷои пок.
Гирифтам кадам лоҷарам бозпас.
Ки покиза беҳ[5] масҷид аз хору хас.
Тарикат ҷуз ин нест дарвешро,
Ки афканда дорад тани хешро.
Баландит бояд, тавозӯъ гузин,
Ки он[6] бомро нест суллам ҷуз ин.

### *ХИКОЯТ*[7]

Шунидам, ки вакте саҳаргоҳи ид
Зи гармоба омад бурун Боязид.

---

[1] А — факру [2] А — Меҳӣ.
[3] А — надорад. [4] А — зи. [5] А — буд. [6] А — ин. [7] А — зикри тавозӯъи шайх Абузайд Раҳматуллоҳ.

Яке ташти хокистараш бехабар
Фурӯ рехтанд аз сарое ба сар.
Ҳаме гуфт жӯлида — дастору мӯй[1]
Қафи дасти шукрона молон ба рӯй,
Ки, эй нафс, ман дархури оташам,
Ба хокистаре рӯй дарҳам кашам?

* * *

Бузургон накарданд дар худ нигоҳ,
Худобинӣ аз хештанбин маҳоҳ,
Бузургӣ ба номӯсу гуфтор нест,
Баландӣ ба даъвою пиндор нест.
Қиёмат касе бинӣ андар биҳишт,
Ки маънӣ талаб карду даъвӣ биҳишт.[2]
Тавозӯъ сари рифъат афрозадат,
Такаббур ба хок андар андозадат.
Ба гардан фитад саркаши тундхӯй,
Баландит бояд, баландӣ маҷӯй.
Зи мағрури дунъё раҳи дин маҷӯй,
Худобинӣ аз хештанбин маҷӯй[3]
Гарат ҷоҳ бояд, макун чун хасон
Ба чашми ҳақорат нигаҳ дар касон.
Гумон кай барад мардуми ҳушманд,
Ки дар саргаронист қадри баланд.
Аз ин номвартар маҳалле маҷӯй,
Ки хонанд халқат писандидахӯй.
На гар чун туе бар ту кибр оварад,
Бузургаш набинӣ ба чашми хирад,
Ту низ ар такаббур кунӣ, ҳамчунон
Намой, ки пешат такаббуркунон.

---

[1] А — ҳаме шулидадастору колидамӯй.
[2] А — 2 байтро надорад. [3] А — Баъди ин сарлавҳа: Гуфтор дар такаббуру уҷб ва оқибати он.

Чу истодай бар мақоме баланд,
Бар афтода гар ҳушмандӣ, маханд.
Басо йстода даромад зи пой,
Ки афтодагонаш гирифтанд ҷой.
Гирифтам, ки худ ҳастӣ аз айб пок,
Таанпут макун бар мани айбнок.
Яке ҳалқаи Каъба дорад ба даст,
Яке дар харoботе афтода маст.
Гар онро бихонад, кӣ нагзорадаш?
В-ар инро биронад, кӣ бозорадаш?
На мустазҳир аст он ба аъмоли хеш,
На инро дари тавба бастаст пеш.

### *ҲИКОЯТ*[2]

Шунидастам аз ровиёни калом,
Ки дар аҳди Исо, алайҳи-с-салом,
Яке зиндагонӣ талаф карда буд,
Ба ҷаҳлу залолат сар оварда буд.
Далере сияҳномаи сахтдил,
Зи нопокӣ иблис аз[3] вай хиҷил,
Ба сар бурда айём бе ҳосиле.
Наёсуда, то буда, аз вай диле.
Сараш холӣ аз аклу[4] аз эҳтишом,
Шикам фарбеҳ аз лукмаҳои ҳаром.
Ба норостӣ домаи олудае.[5]
Ба нодоштӣ дудаандудае.
На чашме[6] чу бинандагон[7] рострав,
На гӯше чу мардум насиҳатшунав.
Чу соли бад аз вай халоиқ нуфур,
Намоён ба ҳам чун маҳи нав зи дур.

---

[1] А — Ин байтро надорад.
[2] А — Ҳикояти ғариба. [3] А — дар вай. [4] А — в-аз.
[5] А — Ин байтро надорад. [6] А — пое. [7] А — пӯяндагон.

Ҳавою ҳавас хирманаш сӯхта,
Ҷаве некномӣ наяндӯхта.
Сияҳнома чандон танаъум биронд,
Ки дар нома ҷои набиштан намонд.
Гунаҳкору худрою шаҳватпараст,
Ба ғафлат шабу рӯз махмуру маст.
Шунидам, ки Исо даромад зи дашт,
Ба мақсураи обиде даргузашт.[1]
Ба зер омад аз ғурфа хилватнишин,
Ба пояш дарафтод сар бар замин,
Гунаҳгори баргаштаахтар зи дур
Чу парвона ҳайрон дар эшон зи нур.
Тааммул ба ҳасраткунон[2] шармсор
Чу дарвеш дар дасти сармоядор,
Хиҷил зери лаб, узрхоҳон басӯз
Зи шабҳои дар ғафлат оварда рӯз,
Сиришки ғам аз[3] дида борон чу меғ,
Ки умрам ба ғафлат гузашт, эй дареғ!
Барандохтам нақди умри азиз,
Ба даст аз накӯӣ наёварда чиз.
Чу ман зинда ҳаргиз мабодо касе,
Ки маргаш беҳ аз зиндагонӣ басе.
Бираст, он кӣ дар аҳди тифлӣ бимурд,
Ки пиронасар шармсорӣ набурд.
Гуноҳам бубахш, эй ҷаҳонофарин,
Ки гар бо ман ояд, фабис-ал-қарин.
Нагун монда аз шармсорӣ сараш,
Равон оби ҳасрат ба рӯю бараш.
Дар ин гӯша нолон гунаҳгори пир,
Ки фарьёди ҳолам рас, эй дастгир!
В-аз[4] он нима обид саре пурғурур,
Туруш карда бо[5] фосиқ абрӯ зи дур,

---

[1] А — баргузашт. [2] А — Ба ҳасрат тааммулкунон. [3] А — Сиришк аз ғами. [4] А — Аз. [5] А — бар.

Ки ин мудбир андар паи мо чарост?
Нагунбахти ҷоҳил чӣ дархурди мост?
Ба гардан дар оташ дарафтодае,
Ба боди ҳаво умр бардодае?
Чӣ хайр омад аз нафси тардоманаш,
Ки сӯҳбат бувад бо Масеҳу манаш?
Чӣ будӣ, ки заҳмат бибурдӣ зи пеш?
Ба дӯзах барафтӣ паси кори хеш.
Ҳаме ранҷам аз талъати нохушаш,
Мабодо, ки дар ман фитад оташаш.
Ба маҳшар, ки ҳозир шаванд анҷуман,
Худоё, ту бо ӯ макун ҳашри ман.
Дар ин буду ваҳӣ аз ҷалил-ус-сифот
Даромад ба Исо, алайҳи-ас-салот,
Ки гар[1] олим аст ину[2] гар вай ҷуҳул,
Маро даъвати ҳар ду омад қабул.
Табаҳкардаайёми баргаштарӯз
Бинолид бар ман ба зорию сӯз.
Ба бечорагӣ ҳар кӣ омад барам,
Наяндозамаш з-остони карам.
Аз ӯ афв кардам[3] амалҳои зишт,
Ба инъоми хеш орамаш дар биҳишт.
В-агар ор дорад ибодатпараст,
Ки дар хулд бо вай бувад ҳамнишаст,
Бигӯ: «Нанг аз ӯ дар қиёмат мадор,
Ки онро ба ҷаннат баранд, ин ба нор,
Ки онро[4] ҷигар хун шуд аз сӯзу дард,
Гар ин[5] такья бар тоати хеш кард.
Надонист дар боргоҳи ғанӣ,
Ки бечорагӣ беҳ зи кибру манӣ».
Киро ҷома пок асту сират палид,
Дари дӯзахашро набояд калид.

---

[1] А — Агар. [2] А — ону. [3] А — Афв кардам аз вай. [4] А — Ӯро. [5] А — Ӯ.

Бар ин остон аҷзу мискинният
Беҳ аз тоату хештанбинният.
Чу худро зи некон шумурдӣ, бадӣ,
Намегунҷад андар худой худӣ.
Агар мардӣ, аз мардии худ магӯй,
На ҳар шаҳсаворе бадар бурд гӯй.
Пиёз омад он беҳунар ҷумла пӯст,
Ки пиндошт, чун писта мағзе дар ӯст.
Аз ин навъ тоат наёяд ба кор,
Бирав, узри тақсири тоат биёр.
Чӣ ринди парешони шӯридабахт,
Чӣ зоҳид, ки бар худ кунад кор сахт.
Ба зӯҳду вараъ кӯшу сидқу сафо,
Валекин маяфзой бар Мустафо.
Нахӯрд аз ибодат бар он бехирад,
Ки бо ҳақ накӯ буду бо халқ бад.[1]
Сухан монад аз оқилон ёдгор,
Зи Саъдӣ ҳамин як сухан ёд дор: —
Гунаҳгори андешанок аз худой,
«Беҳ аз порсои ибодатнамой».[2]

## *ҲИКОЯТ*

Фақеҳе куҳанҷомаи тангдаст
Дар айвони қозӣ ба саф барнишаст.
Нигаҳ кард қозӣ дар ӯ тез-тез,
Муарриф гирифт остинаш, ки хез!
Надонӣ, ки бартар мақоми ту нест,
Фурӯтар нишин, ё бирав, ё биист.
На ҳар кас сазовор бошад ба садр,
Каромат ба ҷоҳ[3] асту манзил[4] ба қадр.
Дигар раҳ чӣ ҳоҷат ба панди касат,
Ҳамин шармсорӣ уқубат басат.
Ба иззат ҳар он, к-ӯ фурӯтар нишаст,

---

[1] А — 3 байтро надорад. [2] А — Басе беҳтар аз обиди худнамой. [3] А — фазл. [4] А — рутбат.

Ба хорӣ наяфтад зи боло ба паст.[1]
Ба ҷон бузургон далерӣ макун,
Чу сарпанҷаат нест, шерӣ макун.
Чу дид он хирадманди дарвешранг,
Ки биншасту бархост бахташ ба ҷанг,[2]
Чу оташ баровард бечора[3] дуд,
Фурӯтар нишаст аз макоме, ки буд.
Факеҳон тарики ҷадал сохтанд,
Ламу лову аслам[4] дарандохтанд.
Кушоданд бар ҳам дари фитна боз,
Ба лову наам карда гардан дароз.
Ту гуфтӣ, хурӯсони шотир ба ҷанг
Фитоданд дар ҳам ба минқору чанг.
Яке бехуд аз хашмнокӣ чу маст,
Яке бар замин мезанад ҳар ду даст.
Фитоданд дар укдан печ-печ,
Ки дар ҳалли он раҳ набурданд ҳеҷ.
Куҳанҷома дар саффи охиртарин
Ба ғурриш даромад чу шери арин.
Бигуфт: «Эй санодиди шаръи расул,
Ба иблоғи танзилу фиқҳу усул![5]
Далоил[6] кавӣ бояду маънавӣ,
На рагҳои гардан ба ҳуҷҷат кавӣ.
Маро низ чавгони лаъб асту гӯй»,
Бигуфтанд: «Агар нек донӣ, бигӯй!»
Пас он гаҳ ба зонӯи иззат нишаст,
Забон баркушоду даҳонро бубаст.[7]
Ба килки фасоҳат баёне, ки дошт,
Ба дилҳо чу нақши нигин барнигошт.
Сар аз кӯи сурат ба маънӣ кашид,
Қалам бар[8] сари ҳарфи даъвӣ кашид.

---

[1] А — Ин байтро надорад. [2] А — Ин байтро надорад. [3] А — дарвеш. [4] А — ло насалдам. [5] А — Ин байтро надорад. [6] А — Ки бурҳон. [7] А — 2 байтро надорад. [8] А — дар.

Бигуфтандаш аз ҳар канор офарин,
Ки бар ақлу табъат ҳазор офарин!
Саманди сухан то ба ҷое биронд,
Ки қозӣ чу хар дар ваҳал бозмонд.
Бурун омад аз тоқу дастори хеш
Ба икрому[1] лутфаш фиристод пеш,
Ки, ҳайҳот, қадри ту нашнохтам,
Ба шукри қудумат напардохтам.
Дареғ оядам, бо чунин мояе,
Ки бинам туро дар чунин пояе.
Муарриф ба дилдорӣ омад бараш,
Ки дастори қозӣ ниҳад бар сараш.
Ба дасту забон манъ кардаш, ки «Дур!
Манеҳ бар сарам пойбанди ғурур,
Ки фардо шавад бар куҳан мезрон,
Ба[2] дастори панҷаҳгазам сар гарон.
Чу мавлом хонанду садри кабир,
Намоянд мардум ба чашмам ҳақир,
Тафовут кунад ҳаргиз оби зулол,
Гараш кӯза заррин бувад, ё сафол?
Хирад бояд андар сари марду мағз,
Набояд маро чун ту дастори нағз.
Кас аз сарбузургӣ набошад бачиз,
Каду сарбузург асту бе мағз низ.
Маяфроз гардан ба дастору риш,
Ки дастор пунб(а) асту сиблат ҳашиш.
Ба сурат касоне, ки мардумвашанд,
Чу сурат ҳама[3] беҳ, ки дам даркашанд.
Ба қадри ҳунар ҷуст бояд маҳал,
Баландию нахсӣ макун чун Зуҳал.
Наи бурьёро баландӣ накӯст,
Ки хосияти найшакар худ дар ӯст.

---

[1] А — инъому. [2] А — Зи. [3] А — ҳамон.

Бад-ин аклу ҳиммат нахонам касат
В-агар меравад сад ғулом аз пасат.
Чӣ хуш гуфт essentially хармӯхрае дар гиле,
Чу бардошташ пуртамаъ ҷоҳиле: —
«Маро кас нахоҳад харидан ба ҳеҷ,
Ба девонагӣ дар ҳарирам мапеч».
Гиё худ ҳамон кадр дорад, ки хаст
В-агар дар миёни шақоиқ нишаст.
На мунъим ба мол аз касе беҳтар аст,
Хар ар ҷулли атлас бипӯшад, хар аст».
Бад-ин шева марди сухангӯи чуст
Ба оби сухан кина аз дил бишуст.[1]
Дилозурдаро сахт бошад сухун,
Чу хасмат бияфтод, сустӣ макун.
Чу дастат расад, мағзи душман барор,
Ки фурсат фурӯ шӯяд аз дил ғубор.
Чунон монд қозӣ ба ҷавраш асир,
Ки гуфт: инна ҳозо лаявмун асир.
Ба дандон газид аз таааҷҷуб ядайн,
Бимондаш дар ӯ дида чун фаркадайн.[2]
В-аз он ҷо ҷавон рӯи ҳиммат битофт,
Бурун рафту бозаш нишон кас наёфт.
Ғирев аз бузургони маҷлис бихост,
Ки гӯӣ чунин шӯхчашм аз куҷост?
Нақиб аз паяш рафту ҳар сӯ давид,
Ки марде бад-ин наъту сурат кӣ дид?[3]
Яке гуфт: «Аз ин навъ шириннафас
Дар ин шаҳр Саъдӣ шиносему бас».
Бар он сад ҳазор офарин, к-ин бигуфт
Ҳақи талх бин, то чӣ ширин бигуфт.

---

[1] А — 3 байтро надорад.
[2] А — Ин байтро надорад. [3] А — Ин байтро надорад.

## *ҲИКОЯТ*[1]

Яке подшаҳзода дар Ганҷа буд,
Ки давр аз ту нопок сарпанҷа[2] буд.
Ба масҷид даромад сароёну маст,
Май андар сару соткине ба даст.
Ба мақсура — дар порсое муқим,
Забоне диловезу қалбе салим.
Тане чанд бар гуфти ӯ муҷтамеъ,
Чу олим набошӣ[3] кам аз мустамеъ.
Чу беиззатӣ пеша кард он ҳарун,
Шуданд он азизон хароб андарун.
Чу мункир бувад подшаҳро кидам,
Кӣ ёрад зад аз амри маъруф дам?
Таҳаккум кунад сайр бар бӯи гул,
Фурӯ монад овози чанг аз дуҳул.
Гарат наҳйи мункир бароял зи даст,
Нашояд чу бе дасту поён нишаст.
В-агар дасти қудрат надорӣ, бигӯй,
Ки покиза гардад ба андарз[4] хӯй,
Чу дасту забонро намонад[5] маҷол,
Ба ҳиммат намоянд мардӣ риҷол.[6]
Яке пеши донои хилватнишин
Бинолиду бигрист сар бар замин,
Ки боре бар ин ринди нопоки[7] маст
Дуо кун, ки мо бе забонему даст.
Даме сӯзнок аз диле бохабар
Қавитар, ки ҳафтод теғу табар.
Баровард марди ҷаҳондида даст,
Бигуфт:[8] «Эй худованди болову паст,
Хуш аст ин писар вақташ аз рӯзгор,
Худоё, ҳама вақти ӯ хуш бидор!»

1 А — Ҳикояти тавба кардани маликзодаи Ганҷа. 2 А — нопоку сарпанҷа. 3 А — набошад.
4 А — зи андоза. 5 А — набошад. 6 А — мардон зи ҳол.
7 А — ки як боре охир ба ин ринди. 8 А — Чӣ гуфт.

Қасе гуфташ: «Эй қудваи ростӣ,
Бар ин[1] бад чаро накӯӣ хостӣ?
Чу бадаҳдро нек хоҳӣ зи баҳр?
Чу[2] бад хостӣ бар сари халқи шаҳр?»
Чунин гуфт бинандаи тезҳӯш:
«Чу[3] сирри сухан дарнаёбӣ, маҷӯш.
Ба томот маҷлис наёростам,[4]
Зи додофарини тавбааш хостам,
Ки ҳар гаҳ, ки бозояд аз хӯи зишт,
Ба айше расад ҷовидон дар биҳишт.
Ҳамин панҷ рӯз аст айши мудом,
Ба тарк андараш[5] айшҳои мудом».
Ҳадисе, ки марди сухансоз гуфт,
Қасе з-он миён бо малик бозгуфт.
Зи ваҷд об дар чашмаш омад чу мег,
Биборид бар чеҳра сели дареғ.
Ба найрони шавқ андарунаш бисӯхт,
Ҳаё дида бар пушти пояш бидӯхт.
Бари некмаҳзар фиристод кас,
Дари тавба кӯбон, ки фарьёд рас!
Қадам ранҷа фармой, то сар ниҳам,
Сари ҷаҳлу норостӣ бариҳам.
Дурӯя ситоданд бар дар сипоҳ,
Суханпарвар омад дар[6] айвони шоҳ.
Шакар диду уннобу шамъу шароб,
Деҳ аз неъмат ободу мардум хароб.
Яке ғоиб аз худ, яке ниммаст,
Яке шеъргӯён сурохӣ ба даст.
Зи сӯе[7] бароварда мутриб хурӯш,
Зи дигар сӯ овози соқӣ, ки «Нӯш!»
Ҳарифон хароб аз маи лаълранг,
Сари чангӣ[8] аз хоб дар бар чу чанг.

[1] А — Бад-ин. [2] А — Чӣ. [3] А — Ки. [4] А — *биёростам*. [5] А — ондаш.
[6] А — ба. [7] А — мастӣ. [8] А — соқӣ.

Набуд аз надимони гарданфароз
Ба ҷуз наргис[1] он ҷо касе дида боз.
Дафу чанг бо якдигар созгор,
Бароварда зер аз миён нола зор.
Бифармуду дарҳам шикастанд хурд,
Мубаддал шуд он айши софӣ ба дурд.
Шикастанд чангу гусастанд руд,
Бадар кард[2] гӯянда аз сар суруд.
Ба майхона — дар санг бурдан заданд,
Қадуро нишонданду гардан заданд.
Маи лолагун аз бати сарнагун
Равон ҳамчунон, к-аз бати кушта хун.[3]
Хум обистани хамри нӯҳмоҳа буд,
Дар он фитна духтар бияндохт зуд.
Шикам то ба нофаш дариданд машк,
Қадаҳро бар ӯ чашми хунин пурашк.[4]
Бифармуд, то санги саҳну сарой
Биканданду карданд нав боз ҷой,
Ки гулгунаи хамри ёқутфом
Ба шустан намешуд зи рӯи рухом.
Аҷаб нест, болӯа гар шуд хароб,
Ки хӯрд андар он рӯз чандон шароб.
Дигар ҳар кӣ барбат гирифтӣ ба каф,
Қафо хӯрдӣ аз дасти мардум чу даф.
В-агар фосиқе чанг бурдӣ ба дӯш,
Бимолидӣ ӯро чу танбӯр гӯш.
Ҷавоне сар аз кибру пиндор маст,
Чу пирон ба кунҷи ибодат нишаст.
Падар борҳо гуфта будаш ба ҳавл,
Ки шоистару бошу боистақавл.

---

[1] А — барбат. [2] А — карда.
[3] А — Бо ин таҳрир омадааст:
Равон хамру чанг уфтода нагун,
Ту гуфтӣ, шудаст аз бати кушта хун.
[4] А — чашм хунин зи ашк.

Ҷафои падар бурду зиндону банд,
Чунон судмандаш наёмад, ки панд.
Гараш сахт гуфтӣ сухангӯй саҳл,
Ки берун кун аз сар ҷавонию ҷаҳл.
Хаёлу ғурураш бар он доштӣ,
Ки дарвешро зинда нагзоштӣ.
Сипар и-афканад шери ғуррон зи ҷанг,
Наяндешад аз теғи бурром паланг.
Ба нармӣ зи душман тавон кард дӯст,[1]
Чу бо дӯст сахтӣ кунӣ, душман ӯст.
Чу сандон касе сахтрӯй накард,
Ки хоиски таъдиб бар сар нахӯрд.
Ба гуфтан[2] дуруштӣ макун бо амир,
Чу бинӣ, ки сахтӣ кунад, суст[3] гир.
Ба ахлоқ бо ҳар кӣ бинӣ, бисоз,
Агар зердаст аст, агар[4] сарфароз.
Кӣ ин гардан аз нозукӣ баркашад,
Ба гуфтори хуш в-он сар андаркашад.[5]
Ба ширинзабонӣ тавон бурд гӯй,
Ки пайваста талхӣ барад тундхӯй.[6]
Ту ширинзабонӣ зи Саъдӣ бигир,
Турушрӯйро гӯ: ба талхӣ бимир!

### *Ҳикоят*[7]

Шакархандае ангабин мефурӯхт,
Ки дилҳо зи шириниаш мебисӯхт.
Наботе миёнбаста чун найшакар
Бар ӯ муштарӣ аз магас бештар.
Гар ӯ заҳр бардоштӣ, филмасал,
Бихӯрдандӣ аз дасти ӯ чун асал.
Гароне назар кард дар кори ӯ,
Ҳасад бурд бар гарм бозори ӯ.

---

[1] А — канд пӯст. [2] А — нагуфтам. [3] А — саҳл. [4] А — зердасту в-агар. [5] А — Ин байтро надорад. [6] А — сардгӯй. [7] А — Ҳикояти тавофи асалфурӯш.

Дигар рӯз шуд гирди гетӣ давон
Асал бар сару сирка бар абрувон.
Басе гашт фарьёдхон пешу пас,
Ки наншаст бар ангабинаш магас.
Шабонгаҳ чу накдаш наёмад ба даст,
Ба дилтангрӯӣ ба кунҷе нишаст.
Чу осӣ туруш карда рӯй аз ваид,
Чу абрӯи зиндониён рӯзи ид.
Зане[1] гуфт бозикунон шӯйро:
«Асал талх бошад турушрӯйро»
Ба дӯзах барад мардро хӯи зишт,
Ки ахлоқи нек омадаст, аз биҳишт.
Бирав, оби гарм аз лаби ҷӯй хӯр,
На ҷуллоби сарди[2] турушрӯй хӯр.
Ҳаромат бувад нони он кас чашид,
Ки чун суфра абрӯ баҳам даркашид.
Макун, хоҷа бар хештан кор сахт,
Ки бадхӯй[3] бошад нагунсорбахт.
Гирифтам, ки симу зарат чиз нест,
Чу Саъдӣ забони хушат низ нест?

*ҲИКОЯТ*

Шунидам, ки фарзонае ҳақпараст
Гиребон гирифташ яке ринди маст.
Аз он тирадил марди софидарун
Қафо хӯрду сар барнакард аз сукун.
Яке гуфташ: «Охир, на мардӣ ту низ,
Таҳаммул дареғ аст аз ин бетамиз».
Шунид ин сухан марди покизахӯй,
Бад-ӯ гуфт: «Аз ин навъ бо ман[4] магӯй.
Дарад мастӣ[5] нодон гиребони мард,
Кӣ бо шери ҷангӣ сиголад набард?

---

[1] А — Занаш. [2] А — марди. [3] А — бадгӯй. [4] А — дигар.
[5] А — марди.

Зи хушьёри оқил назебад, ки даст
Занад дар гиребони нодони маст.
Ҳунарвар чунин зиндагонӣ кунад,
Ҷафо бинаду меҳрубонӣ кунад.[1]

### ҲИКОЯТ[2]

Саге пои саҳронишине газид
Ба хашме, ки заҳраш зи дандон чакид.
Шаб аз дард бечора хобаш набурд,
Ба хайл андараш духтаре буд хурд.
Падарро ҷафо карду тундӣ намуд,
Ки охир туро низ дандон набуд?
Пас аз гирья марди пароканда-рӯз
Бихандид, к-эй бобаки дилфурӯз,
Маро гарчи ҳам салтанат буду неш,
Дареғ омадам кому дандони хеш.
Муҳол аст агар[3] теғ бар сар хӯрам,
Ки дандон ба пои саг андарбарам.
Тавон кард бо нокасон бадрагӣ,
Валекин наёяд зи мардум сагӣ.

### ҲИКОЯТ[4]

Бузурге ҳунарманди офоқ буд,
Ғуломаш накӯҳидааxлоқ буд.
Аз ин хафрагӣ[5] мӯйколидае,
Будӣ сирка дар рӯй молидае
Чу саъбонаш олуда дандон ба заҳр,
Гарав бурда аз зиштрӯёни шаҳр.
Мудомаш ба рӯй оби чашми сабал
Давидӣ зи бӯи пиёзи бағал.

---

[1] А — Ин байтро надорад. [2] А — Гуфтор дар иззати нафси мардон. [3] А — гар. [4] А — Ҳикояти хоҷаи некӯкирдор ва ғуломи бад. [5] А — хафракӣ.

Гиреҳ вақти пухтан бар абрӯ задӣ,
Чу пухтанд бо хоҷа зону задӣ.
Дамодам ба нон хӯрданаш ҳамнишаст,
В-агар марде обаш надодӣ ба даст.
На гуфт андар ӯ кор кардӣ, на чӯб,
Шабу рӯз аз ӯ хона дар канду кӯб.
Гаҳе хору хас дар раҳ андохтӣ,
Гаҳе мокиён дар чаҳ андохтӣ.
Зи симош ваҳшат фароз омадӣ,
Нарафтӣ ба коре, ки боз омадӣ.[1]
Қасе гуфт: «Аз ин бандаи бадхисол
Чӣ хоҳӣ? Адаб, ё ҳунар, ё ҷамол?
Наярзад вуҷуде бад-ин нохушӣ,
Ки ҷавраш писандию бораш кашӣ.
Манат бандаи хубу некусияр,
Ба даст орам, инро ба нухҳос бар.
В-агар як пашиз оварад, сар мапеч,
Гарон аст, агар рост хоҳӣ, ба ҳеҷ».
Шунид ин сухан марди некӯниҳод,
Бихандид, к-эй ёри фаррухнажод
Бад аст ин писар табъу хӯяш, валек
Маро з-ӯ табиат шавад хӯйнек,
Чу з-ӯ карда бошам таҳаммул басе,
Тавонам ҷафо бурдан аз ҳар касе.
Таҳаммул чу заҳрат намояд нахуст,
Вале шаҳд гардад, чу дар табъ руст.

## *ҲИКОЯТ*[2]

Қасе роҳи маъруфи Карҳӣ биҷуст,[3]
Ки бинҳод[4] маъруфӣ аз сар нахуст.

---

[1] А — Ин байтро надорад.
[2] А — Ҳикояти Маъруфи Карҳӣ, раҳматуллоҳ ва мусофир. [3] А — наҷуст. [4] А — наҳод.

Шунидам, ки меҳмонаш омад яке,
Зи беморияш то ба марг андаке.
Сараш мӯю рӯяш сафо рехта,
Ба мӯеш ҷон дар тан овехта.[1]
Шаб он ҷо биёфканду болиш ниҳод,
Равон даст дар бонгу нолиш ниҳод.
На хобаш гирифта шабон як нафас,
На аз дасти фарьёди ӯ хоби кас.
Ниҳоде парешону табъе дурушт
Намемурду халке ба ҳуҷҷат бикушт.
Зи фарьёду нолидану хуфту хез,
Гирифтанд аз ӯ халқ роҳи гурез.
Зи дайёр мардум дар он буқъа кас
Ҳамон нотавон монд Маъруфу[2] бас.
Шунидам, ки шабҳо зи хидмат нахуфт,
Чу мардон миён басту кард, он чӣ гуфт.
Шабе бар сараш лашкар овард хоб,
Ки чанд оварад марди нохуфта тоб?
Ба як дам, ки чашмон-ш хуфтан гирифт,
Мусофир пароканда гуфтан гирифт,
Ки лаънат бар ин насли нопок бод,
Ки номанду номӯсу зарқанду[3] бод.
Палидэътиқодони покизапӯш,
Фиребандаи порсоифурӯш.
Чӣ донад латанбоне аз хоб маст,[4]
Ки бечорае дида бар ҳам набаст?
Суханҳои мункир ба Маъруф гуфт,
Ки як дам чаро ғофил аз вай бихуфт?
Фурӯ хӯрд шайх ин ҳадис аз карам,
Шуниданд пӯшидагони ҳарам.
Яке гуфт Маъруфро дар нуҳуфт:
«Шунидӣ,[5] ки дарвеши нолон чӣ гуфт?

[1] А — Ин байтро надорад. [2] А — марду Маъруф. [3] А — Ки он ҷумла зарқанду номӯсу бод. [4] А — Ин байтро надорад. [5] А — Надоний.

Бирав з-ин сипас, гӯ, сари хеш гир.
Гаронӣ макун, ҷои дигар бимир.
Накӯию раҳмат ба ҷои худ аст.
Вале бо бадон некмардӣ бад аст.
Сари сифларо гирди болиш манеҳ,
Сари мардумозор бар санг беҳ.
Макун бо бадон некӣ, эй некбахт,
Ки дар шӯра нодон нишонад дарахт.
Нагӯям, муроoти мардум макун,
Карам пеши номардумон гум макун.
Ба ахлоқ нармӣ макун бо дурушт,
Ки сагро намоланд чун гурба пушт.
Гар инсоф хоҳӣ, саги ҳақшинос
Ба сират беҳ аз мардуми носипос.
Ба барф оби раҳмат макун бо[1] хасис,
Чу кардӣ, мукофот бар ях навис.
Надидам чунин печ дар печ кас,
Макун ҳеҷ раҳмат бар ин[2] ҳеҷкас».
Бихандиду гуфт: «Эй дилором ҷуфт,
Парешон машав з-ин парешон, ки гуфт.
Гар аз нохушӣ кард бо ман хурӯш,
Маро нохуш аз вай хуш омад ба гӯш.
Ҷафои чунин кас бубояд шунуд,
Ки натвонад аз бекарорӣ ғунуд.
Чу худро кавиҳол бинию хуш,
Ба шукрона бори заифон бикаш.
Агар худ ҳамин суратӣ чун тилисм,
Бимирию исмат бимирад чу ҷисм.
В-агар парварони дарахти карам,
Бари некномӣ хӯрӣ лоҷарам.
Набинӣ, ки дар Карх турбат басест,
Ба ҷуз гӯри Маъруф, маъруф нест.

---

[1] А — бар. [2] А — раҳмат, эй дӯст бар.

Ба давлат касоне сар афрохтанд,
Ки тоҷи такаббур биандохтанд.[1]
Такаббур кунад марди ҳашматпараст,
Надонад, ки ҳашмат ба ҳилм андар аст.

### *ҲИКОЯТ*[2]

Тамаъ бурд шӯхе ба соҳибдиле,
Набурд[3] он замон дар миён ҳосиле.
Камарбанду дасташ тиҳӣ буду пок,
Ки зар барфишондӣ ба рӯяш[4] чу хок.
Бурун тохт хоҳандаи тираруй,
Накӯҳидан оғоз кардаш ба кӯй,
Ки зинҳор аз ин каждумони хамӯш,
Палангони даррандаи сӯфпӯш.
Ки чун гурба зону ба дил барниҳанд,
В-агар сайде[5] афтад, чу саг дарҷаҳанд.
Сӯи масҷид оварда дӯккони шайд.
Ки дар хона камтар тавон ёфт сайд.
Раҳӣ корвон шермардон зананд,
Вале ҷомаи мардум инон кананд.
Сапеду сиёҳлора бардӯхта
Ба солӯсу пинҳон зар андӯхта.
Зиҳӣ, ҷавфурӯшони гандумнамой,
Ҷаҳонгарди шабкӯки[6] хирмангадой.
Мабин дар ибодат, ки пиранду суст,
Ки дар рақсу ҳолат ҷавонанду чуст.
Чаро кард бояд намоз аз нишаст,
Чу дар рақс барметавонанд ҷаст?
Асои Калиманду бисёрхор,
Ба зоҳир чунин зардрӯи низор.

---

[1] А — Ин байтро надорад. [2] А — Ҳикояти сафоҳати ношилон ва таҳаммули мардон. [3] А — Набуд. [4] А — бар рухаш барфишондӣ. [5] Сайд. [6] А — шабкӯбу.

На парҳезгору на донишваранд,
Ҳамин бас, ки дунъё ба дин мехӯранд.
Абое ба лайлона[1] дар тан кунанд,
Ба дахли ҳабаш ҷомаи зан кунанд.
Зи суннат набинӣ дар эшон асар
Магар хоби пешину нони саҳар.
Шикам то сар оганда аз лукма танг,
Чу занбили дарьюза ҳафтод ранг.
Нахоҳам дар ин[2] васф аз ин беш гуфт,
Ки шунъат бувад сирати хеш гуфт.
Фурӯ гуфт аз ин шева нодидагӯй,
Набинад ҳунар дидаи айбҷӯй.
Яке карда беобрӯй басе,
Чӣ ғам дорадаш з-обрӯи касе?
Муриде ба шайх ин сухан нақл кард,
Гар инсоф пурсӣ, на аз ақл кард.[3]
Баде дар қафо айби ман карду хуфт,[4]
Батар з-ӯ қарине, ки оварду гуфт.
Яке тире афканду дар раҳ фитод,
Вуҷудам наёзурду ранҷам надод,
Ту бардоштӣ в-омадӣ сӯи ман,
Ҳаме дарсипӯзӣ ба паҳлӯи ман.
Бихандид соҳибдили некхӯй,
Ки саҳл аст, аз ин саъбтар, гӯ, бигӯй.
Ҳанӯз он чӣ гуфт аз бадам андакест,
Аз онҳо, ки ман донам, аз сад якест.[5]
Зи рӯи гумон бар ман инҳо, ки баст,
Ман аз худ яқин мешиносам, ки ҳаст.
Вай имсол пайваст бо мо висол,
Куҷо донадам айби ҳафтод сол?
Беҳ аз ман кас андар ҷаҳон айби ман
Надонад ба ҷуз олами ғайби[6] ман.

[1] А — палангона. [2] А — дараш. [3] А — Ин байтро надорад. [4] А — гуфт. [5] А — ин садьякест. [6] А — олам-улғайби.

Надидам чунин некпиндор кас,
Ки пиндошт, айби ман ин асту бас.
Ба маҳшар гувоҳи гуноҳам гар ӯст,
Зи дӯзах натарсам, ки корам накӯст.
Гарам айб гӯяд бадандеши ман,
Биё, гӯ, бубар нусха аз пеши ман.[1]
Қасон марди роҳи худо будаанд,
Ки бар ҷон-ш[2] тири бало будаанд.
Забун бош, чун пӯстинат даранд,
Ки соҳибдилон бори шӯхон баранд.[3]
Гар аз хоки мардон сабӯе кунанд,
Ба сангаш маломаткунон[4] бишкананд.

*ҲИКОЯТ*[5]

Малик Солеҳ, аз подшоҳони Шом
Бурун омадӣ субҳдам бо ғулом.
Бигаштӣ дар атрофи бозору кӯй,
Ба расми араб нима барбаста рӯй,
Ки соҳибназар буду дарвешдӯст,
Ҳар он-к ин ду дорад, Малик Солеҳ ӯст.
Ду дарвеш дар масҷиде хуфта ёфт,
Парешондилу хотирошуфта ёфт.
Шаби сардашон дида нобурда хоб,
Чу ҳурбо тааммулкунон з-офтоб.[6]
Яке з-он ду[7] мегуфт бо дигаре,
Ки ҳам[8] рӯзи маҳшар бувад доваре.
Гар ин подшоҳони гарданфароз,
Ки дар лаҳву айшанду бо кому ноз,
Дароянд бо оҷизон дар биҳишт,
Ман аз гӯр сар барнагирам зи хишт.

---

[1] А — 3 байтро надорад.

[2] А — ҷонш. [3] А — Ин байтро надорад. [4] А — Ба санги ачал ногаҳон. [5] А — Дар густохии дарвешон ва тараҳҳуми шоҳон. [6] А — офтоб. [7] А — Ба озор. [8] А — гар.

Биҳишти барин мулку маъвои мост,
Ки банди ғам имрӯз бар пои мост.
Ҳама умр аз инон чӣ диди хушӣ,
Ки дар охират низ заҳмат кашӣ?
Агар Солеҳ он ҷо ба девори боғ
Барояд, ба кафшаш бидаррам димоғ.
Чу мард ин сухан гуфту Солеҳ шунид,
Дигар будан он ҷо масолеҳ надид.
Даме рафт, то чашмаи офтоб
Зи чашми халоиқ фурӯ шуст хоб.
Давон ҳар ду касро фиристоду хонд,
Ба ҳайбат нишасту ба ҳурмат нишонд.
Бар эшон биборид борони ҷуд.
Фурӯ шусташон гарди зил аз вуҷуд.
Пас аз ранҷи сармову борону сайл,
Нишастанд бо номдорони хайл.
Гадоёни бе ҷома шаб карда рӯз,
Муаттаркунон ҷома бар удсӯз.
Яке гуфт з-онон[1] маликро ниҳон,
Ки, эй ҳалкадаргӯши ҳукмат ҷаҳон!
Писандидагон дар бузургӣ[2] расанд,
Зи мо бандагонат чӣ омад писанд?
Шаҳаншаҳ зи шодӣ чу гул баршукуфт,
Бихандид дар рӯи дарвешу гуфт: —
«Ман он кас наям, к-аз ғурури ҳашам
Зи бечорагон рӯй дар ҳам кашам.
Ту ҳам бо ман аз сар бинеҳ хӯи зишт,
Ки носозгорӣ кунӣ дар биҳишт.
Ман имрӯз кардам дари сулҳ боз,
Ту фардо бикун[3] дар ба рӯям фароз».
Чунин роҳ, агар муқбилӣ, пеш гир,
Шараф бояд, дасти дарвеш гир.

---

[1] А — инон. [2] А — бузургон. [3] А — макун.

Бар аз шохи тӯби касе барнадошт,
Ки имрӯз тухми иродат[1] накошт.
Иродат надорӣ, саодат маҷӯй,
Ба чавгони хидмат тавон бурд гӯй.[2]
Туро кай бувад чун чароғ илтихоб,
Ки аз худ пурӣ ҳамчу қандил аз об.
Вуҷуде диҳад рӯшной ба ҷамъ,
Ки сӯзеш дар сина бошад чу шамъ.

### *ҲИКОЯТ*[3]

Яке дар нуҷум андаке даст дошт,
Вале аз такаббур саре маст дошт.
Бари Кушьёр омад аз роҳи дур,
Диле беиродат,[4] саре пурғурур.
Хирадманд аз ӯ дида бардӯхтӣ,
Яке ҳарф дар вай наёмӯхтӣ.
Чу бебаҳра азми сафар кард боз,
Бад-ӯ гуфт донои гарданфароз.
Ту худро гумон бурдай пурхирад,
Аноӣ, ки пур шуд, дигар чун барад?
Зи даъвӣ пурӣ, з-он тиҳӣ меравӣ,
Тиҳӣ ой, то пурмаонӣ шавӣ.
Зи ҳастӣ дар офоқ[5] Саъдисифат
Тиҳӣ гарду боз ой пурмаърифат.

### *ҲИКОЯТ*

Ба хашм аз малик бандае сар битофт,
Бифармуд ҷустан касаш дарнаёфт.
Чу бозомад аз роҳи хашму ситез,
Ба шамшерзан гуфт: — «Хунаш бирез!»

---

[1] А — саодат. [2] А — Ин байтро надорад. [3] А — Гуфтор дар маззумин худбинон. [4] А — пурирoдат. [5] А — тиҳӣ ой.

Ба хун ташна ҷаллоди номеҳрубон
Бурун кард чун ташна дашна забон.
Шунидам, ки гуфт аз дили танги реш: —
«Худоё, биҳил кардамаш хуни хеш,
Ки пайваста дар неъмату нозу ном,
Дар иқболи ӯ будаам дӯстком.
Мабодо, ки фардо ба хуни манаш
Бигиранду хуррам шавад душманаш».
Маликро чу гуфти вай омад ба гӯш,
Дигар деги хашмаш наёвард ҷӯш.
Басе бар сараш доду бар дида бӯс,
Худованди роят шуду таблу кӯс.
Ба рифқ аз чунон саҳмгин ҷойгоҳ
Расонид даҳраш бад-он пойгоҳ.
Ғараз з-ин ҳадис он, ки гуфтори нарм
Чу об аст бар оташи марди гарм.
Тавозуъ кун, эй дӯст, бо хасми тунд,
Ки нармӣ кунад теғи бурранда кунд.
Набинӣ, ки дар маърази теғу тир
Бипӯшанд хафтони садту ҳарир.

### *ҲИКОЯТ*

Зи вайронаи орифе жандапӯш
Якеро нубоҳи саг омад ба гӯш.
Ба дил гуфт: «кӯи саг ин ҷо чарост?
Даромад, ки дарвеши солеҳ куҷост?
Нишони саг аз пешу аз пас надид,
Ба ҷуз ориф он ҷо дигар кас надид.
Хиҷил бозгардидан оғоз кард,
Ки шарм омадаш баҳси ин[1] роз кард.
Шунид аз дарун ориф овози пой
«Ҳало,— гуфт»,— бар дар чӣ пой дарой!

---

[1] А — он.

Мапиндор,[1] эй дидаи равшанам,
Қ-аз эдар саг овоз кард, ин манам.
Чу дидам, ки бечорагӣ мехӯрад,
Ниҳодам зи сар кибру рою хирад.
Чу саг бар дараш бонг кардам басе,
Ки мискинтар аз саг надидам касе.
Чу хоҳӣ, ки дар қадри воло расӣ,
Зи шеби тавозӯъ ба боло расӣ.
Дар ин[2] ҳазрат онон гирифтанд садр,
Ки худро фурӯтар ниҳоданд қадр.
Чу сел андар омад ба ҳавлу нихеб,
Фитод аз баландӣ ба сар дар нишеб.
Чу шабнам биафтод мискину хурд,
Ба меҳр остонаш ба айюқ бурд.

### *ҲИКОЯТ*[3]

Гурӯҳе бар онанд аз[4] аҳли сухун,
Ки Ҳотам асам буд, бовар макун.
Баромад танини магас бомдод,
Ки дар чанбари анкабӯте фитод.
Ҳама заъфу хомӯшияш қайд буд,
Магас қанд[5] пиндошташ, қайд[6] буд.
Нигаҳ кард шайх аз сари эътибор,
Ки, эй пойбанди тамаъ, пой дор!
На ҳар чо шакар бошаду шаҳду қанд,
Ки дар гӯшаҳо дом боз асту банд.
Яке гуфт аз он ҳалқаи аҳли рой:
«Аҷаб дорам, эй марди роҳи худой,
Магасро ту чун фаҳм кардӣ хурӯш,
Ки моро ба душворӣ омад ба гӯш?

---

[1] А — Напиндор. [2] А — он. [3] А — Ҳикояти хотами Асам ва тавозӯи ӯ. [4] А — калимаро надорад. [5] А — ҳаме сайд. [6] А — фаид.

Ту, к-огоҳ[1] гардӣ ба бонги магас,
Нашояд асам хонданат з-ин сипас».
Табассумкунон гуфташ:[2] «Эй тезҳуш,
Асам беҳ ки гуфтори нохушниюш.[3]
Қасоне, ки бо мо ба хилват-даранд,
Маро айбпӯшу саногустаранд.
Чу пӯшида доранд ахлоқи дун,[4]
Қунад ҳастиям зеру табъам забун.[5]
Фаро менамоям, ки менашнавам,
Магар к-аз такаллуф мубарро шавам.
Чу колев донандам аҳли нишаст,
Бигӯянд неку бадам, ҳар чӣ ҳаст.
Агар бад шунидан наёяд хушам,
Зи кирдори бад доман андар кашам.
Ба хабли ситоиш фаро чаҳ машав,
Чу Ҳотам асам бошу ғайбат шунав.
Саодат наҷусту саломат наёфт,
Кӣ гардан зи гуфтори Саъдӣ битофт.

### *ҲИКОЯТ*[6]

Азизе дар ақсои Табрез буд,
Қи ҳамвора бедору шабхез буд.
Шабе дид ҷое, ки дузде[7] каманд
Бипечиду бар тарфи боме фиканд.
Қасонро хабар карду ошӯб хост,
Зи ҳар ҷонибе мард бо чӯб хост.
Чу номардум овози мардум шунид,
Миёни хатар ҷои будан надид.
Нихебе аз он гиру дор омадаш,
Гурези бавақт ихтиёр омадаш,[8]

[1] А — Огоҳ. [2] А — гуфт. [3] А — ботилниюш. [4] А — дӯст. [5] А — зи пӯст. [6] А — Ҳикояти дузд ва зоҳиди Табрезӣ. [7] А — дузде, ки ҷое. [8] А — Ба роҳе дигар пешбоз омадаш.

Зи раҳмат дили порсо мум шуд,
Ки шаб дузди бечора маҳрум шуд.
Ба торикӣ аз пай фароз омадаш,
Ба роҳи дигар пешбоз омадаш.
Ки, ёро, марав, к-ошнои туам,
Ба мардонагӣ хоки пои туам.
Надидам ба мардонагӣ чун ту кас,
Ки ҷанговарӣ бар ду навъ асту бас.
Яке пеши хасм омадан мардвор,
Дувум ҷон бадар бурдан аз корзор.
Бар[1] ин ҳар ду хислат ғуломи туам,
Чӣ номӣ, ки мавлои номи туам.
Гарат рой бошад ба ҳукми карам,
Ба ҷое, ки медонамат, раҳ барам.
Сароест кӯтоҳу дар баста сахт,
Напиндорам он ҷо худованди рахт.
Кулӯхе ду болои ҳам барниҳем,
Яке пой бар дӯши дигар ниҳем.
Ба чандон ки дар даст[2] афтад бисоз,
Аз он беҳ, ки гардӣ тиҳидаст боз.
Ба дилдорию чоплусию фан
Кашидаш сӯи хонаи хештан.
Ҷавонмарди шабрав фуру[3] дошт дӯш,
Ба китфаш баромад худованди ҳуш.
Ба ғалтоку дастору рахте, ки дошт,
Зи боло ба домони ӯ даргузошт.
В-аз он ҷо бароварда ғавғо, ки дузд
Савоб, эй ҷавонону[4] ёриву мадад.
Бадар ҷаст аз ошӯби дузди дағал,
Давон ҷомаи порсо дар бағал.
Дилосуда шуд[5] марди некэътиқод,
Ки саргаштаеро баромад мурод.

---

[1] А — бад-ин. [2] А — дастат. [3] А — раҳрав фаро.
[4] А — ҷавонони ин. [5] А — он.

Хабисе, ки бар кас тараҳҳум накард,
Бубахшид[1] бар вай дили некмард.
Аҷаб н-ояд аз сирати бихрадон,
Қи некӣ кунанд аз карам бо бадон.
Дар иқболи некон бадон мезиянд,
В-агарчи бадон аҳли некӣ наянд.[2]

### *ҲИКОЯТ*[3]

Якеро чу Саъдӣ диле сода буд,
Қи бо содарӯе дарафтода буд.
Ҷафо бурдӣ аз душмани сахтгӯй,
Зи чавгони сахтӣ бихастӣ[4] чу гӯй.
Ба[5] кин чин бар абрӯ наяндохтӣ,
Зи ёрӣ ба тундӣ напардохтӣ.
Яке гуфташ: «Охир, туро нанг нест,
Хабар з-ин ҳама силию санг нест.
Тани хештан сағба дунон кунанд,
Зи душман таҳаммул забунон кунанд.
Нашояд зи душман хато даргузошт,
Ки гӯянд: «Ёрову мардӣ надошт».
Бад-ӯ гуфт шайдои шӯридасар
Ҷавобе, ки шояд набиштан ба зар:
«Дилам хонаи меҳри ёр асту бас,
Аз он менагунҷад дар ӯ кини кас».
Чӣ хуш гуфт Баҳлӯли фархундахӯй,
Чу бигзашт бар орифе ҷангҷӯй:
«Гар ин муддаӣ дӯст бишнохтӣ,
Ба пайкори душман напардохтӣ.
Гар аз ҳастии Ҳақ хабар доштӣ,
Ҳама халқро нест[6] пиндоштӣ».

---

[1] А — Бубахшуд. [2] А — ин байтро надорад. [3] А — Гуфтор дар эҳтимол аз бахри дӯст. [4] А — начастӣ. [5] А — зи. [6] А — нек.

## *ҲИКОЯТ*[1]

Шунидам, ки Луқмон сияҳфом[2] буд,
На танпарвару нозукандом буд.
Яке бандаи хеш пиндошташ,
Забуни диду[3] дар кори гил дошташ.
Ҷафо диду бо ҷавру қаҳраш бисохт,
Ба соле сарое зи баҳраш бисохт.
Чу пеш омадаш бандаи рафта боз,
Зи Луқмон-ш омад ниҳебе фароз.
Ба пояш дарафтоду пӯзиш намуд,
Бихандид Луқмон, ки пӯзиш чи суд?
Ба соле зи ҷаврат ҷигар хун кунам,
Ба як соат аз дил бадар чун кунам?
Вале ҳам бубахшоям, эй некмард,
Ки суди ту моро зиёне накард.
Ту обод кардӣ шабистони хеш,
Маро ҳикмату маърифат гашт беш.
Ғуломест дар хайлам,[4] эй некбахт,
Ки фармоямаш вақтҳо кори сахт.
Дигар раҳ наёзорамаш сахт[5] дил,
Чу ёд оядам[6] сахтии кори гил».
Ҳар он кас, ки ҷаври бузургон набурд,
Насӯзад дилаш бар заифони хурд.
Гар аз ҳокимон сахтат ояд сухун,
Ту бар зердастон дуруштӣ макун.
Накӯ гуфт Баҳромшаҳ бо вазир,
Ки душвор бо зердастон магир.[7]

---

[1] А — Гуфтор дар таҳаммули Луқмони ҳаким. [2] А — сияҳфом. [3] А — буду. [4] А — чангам. [5] А — санг. [6] А — ёдам бувад. [7] А — ин байтро надорад.

### *ҲИКОЯТ*[1]

Шунидам, ки дар дашти Санъо Ҷунайд
Саге дид барканда дандони сайд.
Зи нерӯи сарпанҷаи шергир
Фурӯ монда оҷиз чу рӯбоҳи пир.
Пас аз азми оҳу гирифтан ба пай,
Лагад хӯрдӣ аз гӯсфандони ҳай.[2]
Чу мискину бетоқаташ диду реш,
Бад-ӯ дод як нима аз зоди хеш.
Шунидам, ки мегуфту хуш мегирист,
Кӣ донад, ки беҳтар зи мо ҳар ду кист?
Ба зоҳир ман имрӯз аз ин беҳтарам,
Дигар то чӣ ронад қазо бар сарам.
Гарам пои имон налағзад зи ҷой,
Ба сар барниҳам тоҷи афви Худой.
В-агар кисвати маърифат дар барам
Намонад, ба бисьёр аз ин камтарам,
Ки саг бо ҳама зиштномӣ[3] чу мурд,
Мар ӯро ба дӯзах нахоҳанд бурд.
Раҳ ин аст, Саъдӣ, ки мардони роҳ
Ба иззат накарданд дар худ нигоҳ.
Аз он бар малоик шараф доштанд,
Ки худро беҳ аз саг напиндоштанд.

### *ҲИКОЯТ*[4]

Яке барбате дар бағал дошт маст,
Ба шаб дар сари порсое шикаст.
Чу рӯз омад, он некмарди салим
Бари сангдил бурд як мушт сим,

---

[1] А — Ҳикояти шайху Ҷунайд Раҳматуллоҳ ва тавозӯи ӯ. [2] А — ин байтро надорад.
[3] А — зиштхӯӣ. [4] А — Ҳикояти порсои Зоҳид бо барбатзан.

Ки дӯшина маъзур будию маст,
Турову маро барбату сар шикаст.
Маро беҳ шуд он захму бархост бим,
Туро беҳ нахоҳад шуд, илло ба сим.
Аз ин дӯстони худо бар саранд,
Ки аз халқ бисьёр бар сар хӯранд.

### *ҲИКОЯТ*[1]

Шунидам, ки дар хоки Вахш аз меҳон
Яке буд дар кунҷи хилват ниҳон.
Муҷаррад ба маънӣ, на ориф ба далқ,
Ки берун кунад дасти ҳоҷат ба халқ.
Саодат кушода даре сӯи ӯ,
Дар аз дигарон[2] баста дар[3] рӯи ӯ.
Забоноваре бехирад саъй кард,
Зи шӯхӣ ба бад гуфтани некмард,
Ки зинҳор аз ин макру дастону рев,
Ба ҷои Сулаймон нишастан чу дев.
Дамодам бишӯянд чун гурба рӯй,
Тамаъ карда дар сайди мушони кӯй.
Риёзат каш аз баҳри ному ғурур,
Ки табли тиҳиро равад бонг дур.
Ҳаме гуфту халқе бар[4] ӯ анҷуман,
Бар[5] эшон тафарруҷкунон марду зан.
Шунидам, ки бигрист[6] донои Вахш,
Ки, ё раб, мар ин бандаро[7] тавба бахш.
В-агар рост гуфт, эй худованди пок,
Маро тавба деҳ, то нагардам ҳалок.
Писанд омад аз айбҷӯи худам,
Ки маълуми ман кард хӯи бадам.

---

[1] А — Гуфтор дар таҳаммули мардон бар ҷафои бехирадон. [2] А — Даре дигаре. [3] А — бар.
[4] А — бад. [5] А — бад. [6] А — бишнид. [7] А — шахсро

Гар онӣ, ки душман-т гӯянд; маранҷ,
В-ар ӯ[1] нестӣ, гӯ, бирав, бод санҷ.
Агар аблаҳе мушкро ганда гуфт,
Ту маҷмӯъ бош, ӯ пароканда гуфт.
В-агар меравад дар пиёз ин сухун,
Чунин аст, гу, гандамағзӣ макун.[2]
Нагирад хирадманди равшанзамир
Забонбанди душман зи ҳангомагир.
На оини ақл асту[3] рою хирад
Ки доно фиреби мушаъбид хурад.
Паси кори хеш он кӣ оқил нишаст,
Забони бадандеш бар худ бубаст.
Ту некӯравиш бош, то бадсигол
Наёбад ба нуқси ту гуфтан маҷол.
Чу душворат омад[4] зи душман сухун,
Нигар, то чӣ айбат гирифт, он макун.
Ҷуз он кас надонам накӯгӯи ман,
Ки равшан кунад бар ман оҳуи ман.

### *ҲИКОЯТ*[5]

Касе мушкиле бурд пеши Алӣ,
Магар мушкилашро кунад мунҷалӣ,
Амири адубанди кишваркушой,
Ҷавобаш бигуфт аз сари илму рой.
Шунидам, ки шахсе дар он анҷуман
Бигуфто; «Чунин нест, ё булҳасан!»
Наранҷид аз ӯ ҳайдари номҷӯй,
Бигуфт: «Ар ту донӣ, аз ин беҳ, бигӯй»
Бигуфт, он чӣ донисту боиста гуфт,
Ба гил чашмаи хур нашояд нуҳуфт.

---

[1] А — В-агар. [2] А — ин байтро надорад. [3] А — Чӣ гӯем на ақл асту рою хирад.
[4] А — ояд. [5] А — Дар таҳаммули Асадуллоҳ ал-ғолиб карамуллоҳ ваҷҳа гӯяд.

Писандид аз ӯ шоҳи мардон ҷавоб,
Ки ман бар хато будам, ӯ бар савоб.
Беҳ аз мо сухангӯи[1] доно якест,
Ки болотар аз илми ӯ илм нест.
Гар имрӯз будӣ худованди ҷоҳ,
Накардӣ худ аз кибр дар вай нигоҳ.
Бадар кардӣ аз боргаҳ ҳоҷибаш,
Фурӯ кӯфтандӣ ба новоҷибаш.
Ки минбаъд беобрӯӣ макун,
Адаб нест пеши бузургон сухун.
Якеро, ки пиндор дар сар бувад,
Мапиндор ҳаргиз, ки ҳақ бишнавад.
Зи илмаш малол ояд аз ваъз нанг,
Шақоиқ ба борон[2] нарӯяд зи санг.
Гарат дурри дарьёи фазл аст, хез,
Ба тазкир дар пои дарвеш рез.
Набинӣ, ки аз хоки афтода хор,
Бирӯяд гулу бишкуфад навбаҳор.
Марез, эй ҳаким, остинҳои дур,
Чу мебинӣ аз хештан хоҷа пур.
Ба чашми касон дарнаёяд касе,
Ки аз худ бузургӣ намояд басе.
Магӯ, то бигӯянд шукрат ҳазор,
Чу худ гуфтӣ, аз кас таваққӯъ мадор.

### *ҲИКОЯТ*[3]

Гадое, шунидам, ки дар танг ҷой,
Ниҳодаш Умар пой бар пушти пой.
Надонист дарвеши бечора, к-ӯст,
Ки ранҷида душман надонад зи дӯст.
Барошуфт бар вай, ки кӯрӣ магар?

---

[1] мин сухан гуфту.

[2] А — бахорон. [3] А — Дар ҳалиқи амиралмӯъминин Умар разӣ аллоҳу анҳу.

Бад-ӯ гуфт солори одил Умар:
На кӯрам, валекин хато рафт кор,
Надонистам, аз ман гунаҳ даргузор».
Чу мунсиф бузургони дин будаанд,
Ки бо зердастон чунин будаанд.
Бинозанд фардо тавозӯъкунон,
Нагун аз хиҷолат сари гарданон.[1]
Агар мебитарсӣ зи рӯзи шумор,
Аз он к-аз ту тарсад, хато даргузор.
Макун хира бар зердастон ситам,
Ки дастест болои дасти ту ҳам.

### *ҲИКОЯТ*[2]

Яке хубкирдору хушхӯй буд,
Ки бадсиратонро накӯгӯй буд.
Ба хобаш касе дид, чун даргузашт,
Ки боре ҳикоят кун аз саргузашт.
Даҳоне ба ханда чу гул боз кард,
Чу булбул ба савте хуш оғоз кард.
Ки бар ман накарданд сахтӣ басе,
Ки ман сахт нагрифтаме бар касе.

### *ҲИКОЯТ*[3]

Чунин ёд дорам, ки сақкои Нил,
Накард об бар Миср соле сабил.
Гурӯҳе сӯи кӯҳсорон шуданд,
Ба фарьёд хоҳони борон шуданд.
Гиристанду аз[4] гирья ҷӯе равон,
Наёмад магар гирьяи осмон.[5]

---

[1] А — ба ҷои ин байти зерин омадааст:
Фурӯтар бувад, ҳушмандӣ гузин,
Ниҳад шохи пурмева сар бар замин.

[2] А — надорад. [3] А — Ҳикояти Зуннуни мисрӣ раҳматуллоҳ. [4] А — Гиристанд в-аз. [5] А — оби чашми заном

Ба Зуннун хабар дод[1] аз эшон касе,
Ки бар халқ ранҷ асту сахтӣ басе.
Фурӯмондагонро дуое бикун,
Ки мақбулро рад набошад сухун.
Шунидам, ки Зуннун ба Мадйан гурехт,
Басе барнаёмад, ки борон бирехт.
Сабук азми бозомадан кард пир,
Ки пур шуд ба сели баҳорон ғадир.[2]
Бипурсид аз ӯ орифе дар нуҳуфт:
«Чӣ ҳикмат дар ин рафтанат буд? «Гуфт:
«Шунидам, ки бар мурғу мӯру дадон,
Шавад танг рӯзӣ ба феъли бадон.
Дар ин кишвар андеша кардам басе,
Парешонтар аз худ надидам касе.
Бирафтам, мабодо, ки аз шарри ман
Бубандад дари хайр бар анҷуман».
Беҳӣ[3] боядат, лутф кун, к-он беҳон[4]
Надидандӣ[5] аз худ батар дар ҷаҳон.
Ту он гаҳ шавӣ пеши мардум азиз,
Ки мар хештанро нагирӣ ба чиз.
Бузурге, ки худро ба хурде шумурд,
Ба дунъёву уқбо бузургӣ бибурд.
Аз ин хокдон бандае пок шуд,
Ки дар пои камтар касе хок шуд.
Ало, эй, ки бар хоки мо бигзарӣ,
Ба хоки азизон, ки ёд оварӣ.
Ки гар хок шуд Саъдӣ, ӯро чӣ ғам,
Ки дар зиндагӣ хок будаст ҳам.
Ба бечорагӣ тан фаро хок дод,
В-агар гирди олам баромад чу бод.

---

[1] А — фурд. [2] А — ин байтро надорад.
[3] А — Меҳй. [4] А — бо меҳон. [5] А — Надиданд.

Басе барнаёяд, ки хокаш хӯрад,
Дигар бора бодаш ба олам барад.
Нигар, то гулистони маънӣ шукуфт,
Бар ӯ ҳеҷ булбул чунин хуш нагуфт.
Аҷаб, гар бимирад чунин булбуле,
Қи бар[1] устухонаш нарӯяд гуле!

---

1 А — аз.

## БОБИ ПАНҶУМ

### *ДАР РИЗО*

Шабе зайти фикрат ҳаме сӯхтам,
Чароғи булоғат меафрӯхтам,
Парокандагӯе ҳадисам шунид,
Ҷуз аҳсант гуфтан тарике надид.
Ҳам аз хубс навъе дар он дарҷ кард,
Ки ночор фарьёд хезад зи дард,
Ки фикраш[1] балиғ асту рояш[2] баланд,
Дар ин шеваи зӯҳду томоту панд.
На дар хишту кӯполу гурзи гарон,
Ки ин[3] шева хатм аст бар дигарон.
Надонад, ки моро сари ҷанг нест
В-агарна маҷоли сухан танг нест.
Тавонам, ки теғи забон баркашам,
Ҷаҳоне суханро қалам каркашам.[4]
Биё, то дар ин шева ҷолиш кунем,
Сари хасмро санг болиш кунем.[5]

* * *

Саодат ба бахшоиши довар аст,
На дар ҷангу бозуи зӯровар аст.

---

[1] А — фикрат. [2] А — роят. [3] А — он. [4] А — ин байтро надорад. [5] А — баъди ин сарлавҳа: «Гуфтор андар разму таслим шудан ба ҳукми қазо».

Чу давлат набахшад сипеҳри баланд,
Наёяд ба мардонагӣ дар каманд.
На сахтӣ расид[1] аз заифӣ ба мӯр,
На шерон ба сарпанҷа хӯрданду зӯр.
Чу натвон бар афлок даст охтан,
Заруриcт, бо гардишаш сохтан.
Гарат зиндагонӣ набиштаст дер,
На морат газояд на шамшеру шер.
В-агар дар ҳаётат намондаст баҳр,
Чунонат кунад нӯшдорӯ, ки заҳр,
На Рустам чу поёни рӯзӣ бихурд,
Шағод аз ниҳодаш баровард гард.

### *ҲИКОЯТ*[2]

Маро дар Сипоҳон яке ёр буд,
Ки ҷанговару шӯху айёр буд.
Мудомаш ба хун дасту ханҷар хизоб,
Бар оташ дили хасм аз ӯ чун кабоб.
Надидам-ш рӯзе, ки таркаш набаст,
Зи пӯлоди пайконаш[3] оташ наҷаст.
Диловар ба сарпанҷае говзӯр,
Зи ҳавлаш ба шерон дарафтода шӯр.
Ба даъвӣ чунон навак андохтӣ,
Адуро[4] ба ҳар як[5] як андохтӣ,
Чунон хор дар гул надидам, ки рафт,
Ки пайкони ӯ дар сипарҳои ҷафт.
Назад тораки ҷангҷӯе ба даст,[6]
Ки худу сарашро на дарҳам шикаст.[7]
Чу гунҷишк рӯзи малах дар набард,
Ба куштан чӣ гунҷишк пешаш,[8] чӣ мард.

---

[1] А — расад.

[2] А — Гуфтор дар шуҷоати шотири Исфаҳонӣ. [3] А — пайкони пӯлодаш. [4] А — К-адуро. [5] А — ду. [6] А — зишт. [7] А — сиришт. [8] А — Чӣ гунҷишк будӣ ба пешаш.

Гараш бар Фаредун будӣ тохтан,
Амонаш надодӣ ба тег[1] охтан.
Палангонаш аз зӯри сарпанҷа зер,
Фурӯ бурда чангол дар мағзи шер.
Гирифтӣ камарбанди ҷангозмой
В-агар кӯҳ будӣ, биканди зи ҷой.
Зиреҳпӯшро чун табарзин задӣ,
Гузар кардӣ аз марду бар зин задӣ.
На дар мардӣ ӯро на дар мардумӣ
Дувум дар ҷаҳон кас шунид одамӣ?
Маро як дам аз даст нагзоштӣ,
Ки бо росттабъон саре доштӣ.
Сафар ногаҳам з-он замин[2] даррабуд,
Ки бешам дар он буқъа рӯзӣ набуд.
Қазо нақл кард аз Ироқам ба Шом,
Хуш омад дар он хоки покам мақом.
Маалқисса, чанде бибудам муқим,
Ба ранҷу ба роҳат, ба уммеду бим.[3]
Дигар пур шуд аз Шом паймонаам,
Кашид орзӯмандии хонаам.
Қазоро чунон иттифоқ ӯфтод,
Ки бозам гузор дар Ироқ ӯфтод.
Шабе сар фурӯ шуд ба[4] андешаам,
Ба дил баргузашт он ҳунарпешаам.
Намак реши деринаам тоза кард,
Ки будам намакхӯрда аз дасти мард.
Ба дидори вай аз Сипоҳон шудам,
Ба меҳраш талабгору хоҳон шудам.
Ҷавон дидам аз гардиши даҳр пир,
Хадангаш камон, арғувонаш зарир.
Чу кӯҳи сапедаш сар аз барф мӯй,
Равон[5] обаш аз барфи[6] пирӣ ба рӯй.

[1] А — тир.
[2] А — з-он замин ногаҳам. [3] А — ин байтро надорад.
[4] А — бурд. [5] А — Давон. [6] А — чарх.

Фалак дасти қувват бар ӯ[1] ёфта,
Сари дасти мардиш бартофта.
Бадар карда гетӣ ғурур аз сараш,
Сари нотавонӣ ба зону-бараш.
Бад-ӯ гуфтам: «Эй сарвари шергир,
Чӣ фарсуда кардат чу рӯбоҳи пир?»
Бихандид, к-аз рӯзи ҷанги татар,
Бадар кардам он ҷангҷӯӣ зи сар.
Замин дидам аз найза чун найситон,
Гирифта аламҳо чу оташ[2] дар он.
Барангехтам гарди ҳайҷо чу дуд,
Чу давлат набошад таҳаввур чӣ суд?
Ман онам, ки чун ҳамла овардаме,
Ба румҳ аз каф ангуштарӣ бурдаме.
Вале чун накард ахтарам ёварӣ,
Гирифтанд гирдам чу ангуштарӣ.
Ғанимат шумурдам тарики гурез,
Ки нодон кунад бо қазо панҷа тез.
Чӣ ёрӣ кунад миғфару ҷавшанам,
Чу ёрӣ накард ахтари равшанам.
Қалиди зафар чун набошад ба даст,
Ба бозу дари фатҳ натвон шикаст.
Гурӯҳе палангафкану пилзӯр,
Дар оҳан сари марду сумми сутур.
Ҳамон дам, ки дидем гарди сипоҳ,
Зиреҳ ҷома кардему миғфар кулоҳ.
Чу абр асби тозӣ барангехтам,
Чу борон ба Лорак фурӯ рехтам.
Ду лашкар ба ҳам барзаданд аз камин,
Ту гуфтӣ заданд осмон бар замин.
Зи боридани тир ҳамчун тагарг,
Ба ҳар гӯша бархост тӯфони марг.

---

[1] А — бад-ӯ. [2] А — чу оташ аламҳо.

Ба сайди ҳужаброни пархошсоз,
Қаманд аждаҳои даҳан карда боз:[1]
Замин осмон шуд зи гарди кабуд,
Чу анҷум дар ӯ барқи шамшеру худ.
Саворони душман чу дарьёфтем,
Пиёда сипар бар[2] сипар тофтем.[3]
Ба тиру синон мӯй бишкофтем,
Чу давлат набуд, рӯй бартофтем.
Чу зӯр оварад панҷаи ҷаҳди мард,
Чу бозуи тавфиқ ёрӣ накард?
На шамшери кундоварон кунд буд,
Ки киноварӣ з-ахтари тунд буд.
Қас аз лашкари мо зи ҳайҷо бурун
Наёмад, ҷуз оғӯшта хафтон ба хун.
Чу сад дона маҷмӯъ дар хӯшае,
Фитодем ҳар донае гӯшае.
Ба номардӣ аз ҳам бидодем даст,
Чу моҳӣ, ки бо чавшан афтад ба шаст.
Қасонро нашуд новак андар ҳарир.
Ки гуфтам, бидӯзанд сандон ба тир.
Чу толеъ зи мо рӯй бар печ буд,
Сипар пеши тири қазо ҳеҷ буд.
Аз ин булаҷабтар ҳадисе шунав,
Ки бе бахт кӯшиш наярзад ду ҷав».[4]

### *ҲИКОЯТ*[5]

Яке оҳанин панҷа дар Ардабил,
Ҳаме бигзаронид белак зи бел.
Намадпӯше омад ба ҷангаш фароз,
Ҷавоне ҷаҳонсӯзу пайкорсоз.

---

[1] А — ин байтро надорад. [2] А — дар. [3] А — бофтем.
[4] А — ин байтро надорад. [5] А — Ҳикояти тирандози Ардабилӣ ва гурди намадпӯш.

Ба пархош ҷустан чу Баҳроми Гӯр,
Каманде ба китфаш пур аз хоми гӯр.
Чу дид Ардабилӣ намадпорапӯш,
Қамон дар зеҳ овард у зеҳро ба гӯш.[1]
Ба панҷоҳ тири хадангаш бизад,
Ки як чӯба берун нарафт аз намад.
Даромад намадпӯш чун Соми гурд,[2]
Ба хамми камандаш даровард у бурд.
Ба лашкаргаҳаш бурду дар хайма даст,
Чу дуздони хунӣ ба гардан бубаст.
Шаб аз ғайрату шармсорӣ нахуфт,
Саҳаргаҳ парасторе аз хайма гуфт:
«Ту, к-оҳан ба новак бидӯзию тир,
Намадпӯшро чун фитодӣ асир?»
Шунидам, ки мегуфту хун мегирист,
Надонӣ ки рӯзи аҷал кас назист?
Ман онам,[3] ки дар шеваи таъну зарб,
Ба Рустам даромӯзам одоби ҳарб.
Чу бозуи бахтам[4] қавиҳол буд,
Ситабрии белам намад менамуд.
Кунунам, ки дар панҷа иқбел[5] нест,
Намад пеши тирам кам аз бел нест.
Ба рӯзи аҷал найза[6] ҷавшан дарад,
Зи пироҳани беаҷал нагзарад.
Киро теғи қаҳри аҷал дар қафост,
Бараҳн аст, агар ҷавшанаш чанд ло-ст.[7]
В-араш бахт[8] ёвар бувад, даҳр[9] пушт,
Бараҳна нашояд ба сотур кушт.
На доно ба саъй аз аҷал ҷон бибурд,
На нодон ба носозхӯрдан бимурд.

---

1 А — ин байтро надорад. 2 А — Диловар даромад дастони гурд. 3 А — Бар онам. 4 А — ҳарбам. 5 А иқбол. 6 А — тир. 7 А — ин байтро надорад. 8 А даҳр. 9 А — бахт.

## *ҲИКОЯТ*[1]

Шабе курде аз дарди паҳлӯ нахуфт,
Табибе дар он ноҳият буду гуфт:
«Аз ин даст к-ӯ барги раз меҳӯрад,
Аҷаб дорам, ар шаб ба поён барад,
Ки дар сина пайкони тири татор,
Беҳ аз сиқли маъкули носозгор.
Гар афтад ба як лукма дар рӯда печ,
Ҳама умри нодон барояд ба ҳеҷ»,
Қазоро табиб андар он шаб бимурд,
Чиҳил сол аз ин рафту зинд(а) аст курд.

## *ҲИКОЯТ*

Яке рустоӣ сақат шуд хараш,
Алам кард бар токи бӯстон сараш.
Ҷаҳондида пире бар ӯ[2] баргузашт,
Чунин гуфт хандон ба нотури[3] дашт:
Мапиндор ҷони падар, к-ин ҳимор,
Кунад дафъ чашми бад аз киштзор,
Ки ин дафъи чӯб аз сару гӯши хеш,
Намекард, то нотавон мурду реш.
Чӣ донад табиб аз касе ранҷ бурд,
Ки бечора хоҳад худ аз ранҷ мурд.

## *ҲИКОЯТ*

Шунидам, ки диноре аз муфлисе,
Бияфтоду мискин биҷусташ басе.
Ба охир сари ноумедӣ битофт,
Яке дигараш нопалаб карда ёфт.

---

1 А — Гуфтор дар мубоҳисаи табиби курд. 2 А — он.
3 А — нозури.

Ба бадбахтию некбахтӣ қалам,
Бигардиду мо ҳамчунон дар шикам.[1]
На рӯзӣ ба сарпанҷагӣ[2] мехӯранд,
Ки сарпанҷагон тангрӯзитаранд.[3]
Басо чорадоно ба сахтӣ бимурд,
Ки бечора гӯи саломат бибурд.[4]

### *ҲИКОЯТ*

Фурӯ кӯфт пире писарро ба чӯб,
Бигуфт: «Эй падар, бегуноҳам макӯб.
Тавон бар ту аз ҷаври мардум гирист,
Вале чун ту ҷаврам кунӣ, чора чист?»
Ба довар хурӯш, эй худованди ҳуш,
На аз дасти довар баровар хурӯш.

### *ҲИКОЯТ*[5]

Баландахтаре, номи ӯ Бахтиёр,
Қавидастгаҳ буду сармоядор.
Ба кӯи гадоён-дараш хона буд,
Зараш ҳамчу гандум ба паймона буд.[6]
Ҳам ӯро дар он буқъа зар буду мол,
Дигар тангдастони баргаштаҳол.
Чу дарвеш бинад тавонгар ба ноз,
Дилаш беш сӯзад ба доғи ниёз.[7]
Зане ҷанг пайваст бо шӯи хеш,
Шабонгаҳ чу рафташ тиҳидаст пеш,
Ки кас чун ту бадбахту дарвеш нест,
Чу занбӯри сурхат ба ҷуз неш нест.
Биёмӯз мардӣ зи ҳамсоягон,
Ки охир наям қаҳбаи ройгон.

---

1 А — адам. 2 А — сарпанҷагон. 3 А — нек. 4 А — ин байтро надорад. 5 А — ҳикояти дарвеш ва ҳамсояи тавонгар. 6 А — ин байтро надорад. 7 А — ин байтро надорад.

Қасонро зару симу мулк асту рахт,
Чаро ҳамчу эшон най некбахт.
Баровард софидили сӯфпӯш,
Чу табл аз тиҳигоҳи холӣ хурӯш,
Ки ман дасти қудрат надорам ба ҳеч,
Ба сарпанҷа дасти қазо бармапеч.
Накарданд дар дасти ман ихтиёр,
Ки мар[1] хештанро кунам бахтиёр.[2]
Яке пири дарвеш дар хоки Кеш,
Чӣ хуш гуфт бо ҳамсари зишти хеш:
«Чу дасти қазо зиштрӯят сиришт,
Маяндой гулгуна бар рӯи зишт.
Кӣ ҳосил кунад некбахтӣ ба зӯр?
Ба сурма кӣ бино кунад чашми кӯр?»
Наёяд накӯкорӣ аз бадрагон,
Муҳол аст дӯзандагӣ аз сагон,
Ҳама файласуфони Юнону Рум
Надонанд кард ангабин аз закум.
Зи ваҳшӣ наёяд, ки мардум шавад,
Ба сайъ андар ӯ тарбият гум шавад.
Тавон пок кардан зи занг оина,
Валекин наёяд[3] зи санг оина.
Ба кӯшиш нарӯяд гул аз шохи бед,
На зангӣ ба гармоба гардад сапед.
Чу рад менагардад хаданги қазо,
Сипар нест мар бандаро ҷуз ризо.

### *ҲИКОЯТ*[4]

Чунин гуфт пеши заған каргасе,
Ки набвад зи ман дурбинтар касе.
Заған гуфт: «Аз ин дарнашояд гузашт,
Биё, то чӣ бинӣ бар атрофи дашт?»

---

[1] А — ман. [2] А — баъди ин сарлавҳа: «Ҳикояти латифа».
[3] А — нашояд. [4] А — Гуфтор дар моҷарои каргасу заған.

Шунидам, ки микдори якрӯза роҳ
Бикард аз баландӣ ба пастӣ нигоҳ.
Чунин гуфт: «Дидам, гарат бовар аст,
Ки як дона гандум ба ҳомун-дар[1] аст».
Зағанро намонд аз тааҷҷуб шикеб,
Зи боло ниҳоданд сар дар нишеб.
Чу каргас бари дона[2] омад фароз,
Гиреҳ шуд бар ӯ пойбанде дароз.
Надонист аз он донае хӯрданаш,
Ки даҳр афканад дом дар гарданаш.
На обистани дур бувад ҳар садаф,
На ҳар бор шотир занад бар ҳадаф.
Заған гуфт: «Аз он[3] дона дидан чӣ суд,
Чу биноии доми хасмат набуд?»
Шунидам, ки мегуфт: «Гардан бубанд,
Набошад ҳазар бо қадар судманд,
Аҷал чун ба хунаш баровард даст,
Қазо чашми борикбинаш бубаст.
Дар обе, ки пайдо нагардад канор,
Ғурури шиновар наёяд ба кор.

*ҲИКОЯТ*

Чӣ хуш гуфт шогирди мансуҷбоф
Чу анқо бароварду пилу зуроф:
«Маро сурате барнаёяд зи даст,
Ки нақшаш муаллим зи боло набаст.
Гарат сурати ҳол бад ё накӯст,
Нигорандаи дасти тақдири ӯст.
Дар ин навъе аз ширки пӯшида ҳаст,
Ки Зайдам биёварду[4] Амрам бихаст.
Гарат дида бахшад худованди амр,
Набинӣ дигар сурати Зайду Амр.

---

[1] А — бар. [2] А — нома. [3] А — ин. [4] Биёзурду.

Напиндорам, ар банда дам даркашад,
Худояш ба рӯзӣ қалам даркашад.
Ҷаҳонофаринат кушоиш диҳад,
Ки дар вай бубандад, ки донад кушод?!

*ҲИКОЯТ*

Шутурбачча бо модари хеш гуфт:
«Пас аз рафтан, охир, замоне бихуфт!»
Бигуфт: «Ар ба дасти ман астӣ маҳор,
Надидӣ касам боркаш дар қатор».
Қазо киштӣ он ҷо ки хоҳад, барад,
В-агар[1] нохудо ҷома бар тан дарад.
Макун, Саъдиё, дида бар дасти кас,
Ки бахшанда парвардигор асту бас.
Агар ҳақпарастӣ, зи дарҳо басат,
Ки гар[2] вай биронад, нахонад касат.
Гар ӯ некбахтат[3] кунад, сар барор,
В-агарна сари ноумедӣ бихор.[4]

* * *

Ибодат ба ихлоси ният накӯст,
В-агарна чӣ ояд зи бемағз пӯст?
Чӣ зуннори муғ дар миёнат, чӣ далқ,
Ки дарпӯшӣ аз баҳри пиндори халқ?
Макун, гуфтамат, мардии хеш фош,
Чу мардӣ намудӣ, муханнас мабош.
Ба андозаи буд бояд намуд,
Хиҷолат набурд, он кӣ нанмуду[5] буд,
Ки чун орият баркананд[6] аз сараш,
Бимонад кухҳанҷомае дар бараш.[7]

---

1 А — ки гар. 2 А — В-агар. 3 А — тоҷдорат.
4 А — тоҷдорат.
5 Бинмуду. 6 А — баркашад. 7 А — Фишонанд бодому зар бар сараш.

Агар кӯтаҳӣ, пои чӯбин мабанд,
Ки дар чашми тифлон намоӣ баланд.[1]
В-агар нуқраандуд[2] бошад ниҳос,
Тавон харҷ кардан бари ношинос.
Манеҳ, ҷони ман, оби зар бар пашиз,
Ки саррофи доно нагирад ба чиз.
Зарандудагонро ба оташ баранд,
Падид ояд он гаҳ, ки мис ё заранд.[3]

* * *

Надонӣ, ки Бобои Кӯҳӣ чӣ гуфт.
Ба марде, ки номусро шаб нахуфт:
«Бирав, ҷони бобо, дар ихлос печ,
Ки натвонӣ аз халқ барбаст ҳеҷ.
Касоне, ки феълат писандидаанд,
Ҳанӯз аз ту нақши бурун дидаанд.
Чӣ қадр оварад бандаи ҳурдес,
Ки зери қабо дорад андоми пес.
Нашояд ба дастон шудан дар биҳишт,
Ки бозат равад чодар аз рӯи зишт».

### *ҲИКОЯТ*[4]

Шунидам, ки ноболиғе рӯза дошт,
Ба сад меҳнат овард рӯзе ба чошт.
Ба куттобаш он рӯз соиқ набурд.
Бузург омадаш тоат аз тифли хурд.
Падар дида бӯсиду модар сараш,
Фишонданд бодому зар бар сараш.
Чу бар вай гузар кард як нима рӯз,
Фитод андар ӯ з-оташи меъда[5] сӯз.

---

1 А — ин байтро надорад. 2 А — чу сими зарандуда. 3 А — баъди ин сарлавҳа: «Ҳикоёти Бобокӯҳӣ ва пирамард». 4 А — Ҳикояти тифли рӯзадор. 5 А — сина.

Ба дил гуфт: «Агар луқма чанде хӯрам,
Чӣ донад падар ғайб ё модарам?»
Чу рӯи писар дар падар буду қавм,
Ниҳон хӯрду пайдо ба сар бурд савм.
Қӣ[1] донад, чу дар банди ҳақ нестӣ,
Агар бе вузӯ дар намоз истӣ.
Пас ин[2] пир аз он тифл нодонтар аст,
Ки аз баҳри мардум ба тоат-дар аст.
Қалиди дари дӯзах аст он намоз,
Ки дар чашми мардум гузорӣ дароз.
Агар ҷуз ба ҳақ меравад ҷодаат,
Дар оташ фишонанд саҷҷодаат.

### *ҲИКОЯТ*[3]

Сияҳкоре аз нардбоне фитод,
Шунидам, ки ҳам дар нафас ҷон бидод.
Писар чанд рӯзе гиристан гирифт,
Дигар бо ҳарифон нишастан гирифт.
Ба хоб андараш диду пурсид ҳол,
Ки чун растӣ аз ҳашру нашру суол?
Бигуфт: «Эй писар, қисса бар ман махон,
Ба дӯзах дарафтодам:[4] аз нардбон».
Накӯсирате бетакаллуфбурун,
Беҳ аз некноме харобандарун.
Ба наздики ман шабрави роҳзан
Беҳ аз фосиқи порсопираҳан.
Яке бар дари халқ ранҷозмой,
Чӣ муздаш диҳад дар қиёмат худой?!
Зи Амр, эй писар, чашми аҷрат мадор
Чу дар хонаи Зайд, бошӣ ба кор.
Нагӯям, тавонад[5] расидан ба дӯст,
Дар ин раҳ ҷуз он кас, ки рӯяш дар ӯст.

---

[1] А — Чӣ. [2] А — он. [3] А — Ҳикояти зоҳиди солус.
[4] А — фитодам ман. [5] А — тавонӣ.

Раҳи рост рав, то ба манзил расӣ,
Ту бар раҳ наӣ, з-ин қибал вопасӣ.
Чу говӣ, ки ассор чашмаш бубаст,
Давон то ба шаб, шаб ҳамон ҷо ки ҳаст.
Қасе гар битобад зи меҳроб рӯй,
Ба куфраш гувоҳӣ диҳанд аҳли кӯй.
Ту ҳам пушт бар қиблаӣ дар намоз,
Гарат дар худо нест рӯи ниёз.
Дарахте, ки бехаш бувад барқарор,
Бипарвар, ки рӯзе диҳад мева бор.
Гарат бехи ихлос дар бум нест,
Аз ин бар[1] касе чун ту маҳрум нест.
Ҳар он к-афканад тухм бар рӯи санг,
Ҷаве вақти даҳлаш наёяд ба чанг.
Манеҳ обрӯи риёро маҳал,
Қи ин об дар зер дорад ваҳал.
Чу дар хуфья бад бошаму хоксор,
Чӣ суд оби номӯс бар рӯи кор?
Ба рӯю риё хирқа саҳл аст дӯхт,
Гараш бо худо дартавонӣ фурӯхт.
Чӣ донанд мардум, ки дар ҷома кист?
Нависанда донад, ки дар нома чист.
Чӣ вазн оварад ҷое анбони бод,
Қи мизони адл асту девони дод?
Марой, ки чандин вараъ менамуд,
Бидиданду ҳеҷаш дар анбон набуд.
Қунанд абра покизатар з-остар,
Қи он дар ҳиҷоб асту ин дар назар.[2]
Бузургон фароғ аз назар доштанд,
Аз он парниён остар доштанд.
В-ар овоз[3] хоҳӣ дар иқлим, фош,
Бурун ҳулла кун, гӯ, дарун ҳашв бош.
Ба бозӣ бигуфт ин сухан Боязид,

[1] А — дар. [2] А — ин байтро надорад. [3] А — овоза.

Қи аз Мункар эминтарам, к-аз мурид.
Қасоне, ки султону шоҳаншаҳанд,
Саросар гадоёни ин даргаҳанд.
Тамаъ дар гадо марди маънӣ набаст,
Нашояд гирифтан дар афтода даст.
Ҳамон беҳ, гар обистани гавҳарӣ,
Қи ҳамчун садаф сар ба худ дарбарӣ.
Чу рӯи парастиданат дар худост,
Агар Ҷабраилат набинад, равост.
Туро панди Саъдӣ бас аст, эй писар,
Агар гӯш гирӣ, чу панди падар.
Гар имрӯз гуфтори мо нашнавӣ,
Мабодо, ки фардо пушаймон шавӣ.
Аз ин беҳ насиҳатгарӣ боядат,
Надонам, пас аз ман чӣ пеш оядат?!

## БОБИ ШАШУМ

### *ДАР ҚАНОАТ*

Худоро надонисту тоат накард,
Кӣ бар бахту рӯзӣ қаноат накард.
Қаноат тавонгар кунад мардро,
Хабар кун ҳариси ҷаҳонгардро.
Сукуне ба даст овар, эй бесабот,
Ки бар санги гардон нарӯяд набот.
Мапарвар тан, ар марди рою ҳушӣ,
Ки ӯро чу мепарварӣ, мекушӣ.
Хирадманд мардум ҳунар парваранд,
Ки танпарварон аз ҳунар лоғаранд.
Қасе сирати одамӣ гӯш кард,
Ки аввал саги нафс хомӯш кард.[1]
Хӯру хоб танҳо тариқи дад аст,
Бар ин будан оини нобихрад аст.
Хунук некбахте, ки дар гӯшае,
Ба даст орад аз маърифат тӯшае.
Бар онон, ки шуд сирри ҳақ ошкор,
Накарданд ботил бар ӯ ихтиёр,
Валекин чу зулмат надонад зи нур,
Чӣ дидори деваш, чи рухсори ҳур.
Ту худро аз он дар чаҳ андохтӣ,
Ки чаҳро зи раҳ бознашнохтӣ.

---

[1] А — ин байтро надорад.

Бар авчи фалак чун парад чуррабоз,
Ки дар шахпараш бастай санги оз?
Гараш доман аз чанги шахват рахо
Куни, рафт то сидрат-ул-мунтахо.
Ба кам кардан аз одати хеш хӯрд,
Тавон хештанро малакхӯй кард.
Кучо шери вахшӣ расад дар малак?
Нашояд парид аз сарӣ то фалак.[1]
Нахуст одамисиратӣ пеша кун,
Пас он гах малакхӯй[2] андеша кун.
Ту бар курраи тавсанӣ бар[3] камар,
Нигар, то напечад зи хукми ту сар,
Ки гар полханг аз кафат даргусехт,
Тани хештан кушту хуни ту рехт.
Ба андоза хӯр, зод агар мардумӣ,
Чунин пуршикам, одамӣ ё хумӣ?
Дарун чои кут асту зикру нафас,
Ту пиндорӣ аз бахри нон асту бас.
Кучо зикр гунчад дар анбори оз?[4]
Ба сахтӣ нафас мекашад подароз.[5]
Надоранд танпарварон огахӣ,
Ки пурмеъда бошад зи хикмат тихӣ.
Ду чашму шикам пур нагардад ба хеч,
Тихӣ бехтар ин рӯдаи печ-печ.
Чу дӯзах, ки сераш кунанд аз ваид,[6]
Дигар бонг дорад, ки хал ман мазид.
Хаме мирадат Исӣ аз лоғарӣ,
Ту дар бандӣ онӣ, ки хар парварӣ.
Ба дин, эй фурӯмоя, дунъё махар,
Ту харро ба «Инчил»-и Исо махар.[7]

---

[1] А — 2 байтро надорад. [2] А — хӯи дигар. [3] А — дар. [4] А — анбони роз. [5] А — мекунад подароз. [6] А — ваҷид. [7] А — Чу хар бо «Начиллӣ» Эсо махар.

Магар менабинӣ, ки дадрову дом,
Наяндохт ҷуз ҳирси хӯрдан ба дом.
Паланге, ки гардан кашад бар вуҳуш,
Ба дом афтад аз баҳри хӯрдан чу мӯш.
Чу мӯш он кӣ нону панираш хӯрӣ,
Ба домаш дарафтию тираш хӯрӣ.

*ҲИКОЯТ*[1]

Маро ҳоҷие шонаи оҷ дод,
Ки раҳмат бар ахлоқи ҳуҷҷоҷ бод!
Шунидам, ки боре сагам хонда буд,
Ки аз ман ба навъе дилаш монда буд.
Бияндохтам шона, к-ин устухон
Намебоядам, дигарам саг махон.
Мапиндор, чун сиркаи худ хӯрам,
Ки ҷаври худованди ҳалво барам.
Қаноат кун, эй нафс, бар андаке,
Ки султону дарвеш бинӣ яке.
Чаро пеши хусрав ба хоҳиш равӣ?
Чу як сӯ ниҳодӣ тамаъ, хусравӣ!
В-агар худпарастӣ, шикам табла кун,
Дари хонаи ину он қибла кун.[2]

*ҲИКОЯТ*[3]

Яке пуртамаъ[4] пеши Хоразмшоҳ
Шунидам, ки шуд бомдоде[5] пагоҳ.
Чу дидаш, ба хидмат дуто гашту рост,
Дигар рӯй бар хок молиду хост.
Писар гуфташ: «Эй бобаки номҷӯй,
Яке мушкилат мебипурсам бигӯй.
Нагуфтӣ, ки қибл(а) аст сӯи[6] Ҳиҷоз,
Чаро кардӣ имрӯз аз ин сӯ намоз?»

---

[1] А — Ҳикояти марди қонеъ. [2] А — ин байтро надорад. [3] А — ҳикояти марди томеъ. [4] А — ботамаъ. [5] А — бомдоди. [6] А — хоки.

* * *

Мабар тоати нафси шаҳватпараст,
Қи ҳар соаташ қиблае дигар аст.
Мабар, эй бародар, ба фармон-ш даст,
Қи ҳар кас, ки фармоннабурдаш, бираст.[1]
Қаноат сар афрозад, эй марди ҳуш,
Сари пуртамаъ барнаёяд зи дӯш.
Тамаъ обрӯи ту охир[2] бирехт,
Барои ду ҷав домане дур бирехт.
Чу сероб хоҳӣ шудан з-оби ҷӯй,
Чаро резӣ аз баҳри барф обрӯй?
Магар аз[3] танаъум шикебо шавӣ,
В-агарна зарурат ба дарҳо шавӣ.
Бирав хоҷа, кӯтоҳ кун дасти оз,
Чӣ мебоядат з-остини дароз».
Қасеро, ки дурҷи тамаъ дарнавишт,
Набояд ба кас абду ходим набишт.
Таваққӯъ биронад зи ҳар маҷлисат,
Бирон аз худат, то наронад касат.

*ҲИКОЯТ*

Якеро таб омад зи соҳибдилон,
Қасе гуфт: «Шаккар бихоҳ аз фалон!»
Бигуфт: «Эй писар, талхии мурданам,
Беҳ аз ҷаври рӯи туруш бурданам!»
Шакар оқил аз дасти он кас нахӯрд,
Қи рӯй аз такаббур бар ӯ сирка кард.
Марав дар паи ҳар чӣ дил хоҳадат,
Қи тамкини тан нури ҷон коҳадат.
Қунад мардро нафси аммора хор,
Агар ҳушмандӣ, азизаш мадор.

---

[1] А — ин байтро надорад. [2] А — таваққур [3] А — к-аз.

Агар ҳар чӣ бошад муродат, хӯрӣ,
Зи даврон басе номуродӣ барӣ.
Танӯри шикам дам ба дам тофтан,
Мусибат бувад рӯзи ноёфтан.
Ба тангӣ бирезонадат рӯй ранг,
Чу вақти фароҳӣ кунӣ меъда танг.
Қашад марди пурхора бори шикам,
В-агар дарнаёбад, кашад бори ғам.
Шикамбанда бисьёр бинӣ хиҷил,
Шикам пеши ман танг беҳтар, ки дил.

*ҲИКОЯТ*

Чӣ овардам аз Басра, донӣ, аҷаб,
Ҳадисе, ки ширинтар аст аз рутаб:
Тане чанд дар хирқаи ростон,
Гузаштем бар тарфи хурмоситон.
Яке дар миён меъдаанбор буд,
Зи пурхории хеш бас хор буд.[1]
Миён баст мискину шуд бар дарахт,
В-аз он ҷо ба гардан дарафтод сахт.
На ҳар бор хурмо тавон хӯрду бурд,
Латанбони бад оқибат хӯрду мурд.[2]
Раиси деҳ омад, ки инро кӣ кушт?
Бигуфтам: «Мазан бонг бар мо дурушт.
Шикам доман андаркашидаш зи шох,
Бувад тангдил рӯдагоне фарох».
Шикам банди даст асту занҷири пой,
Шикамбанда нодир парастад худой.
Саросар шикам шуд малах, лоҷарам,
Ба пояш кашад мӯри кӯчакшикам.
Бирав, андаруне ба даст ор пок,
Шикам пур нахоҳад шуд, илло ба хок!

---

1 А — Аз ин тангчашмӣ ҷигархор буд. 2 А — ин байтро надорад.

## ҲИКОЯТ

Шикам сӯфиеро забун карду фарҷ,
Ду динор бар ҳардувон кард харҷ.
Яке гуфташ аз дӯстон дар нуҳуфт:
«Чӣ кардӣ бад-ин ҳар ду динор? Гуфт:
«Ба диноре аз пушт рондам нишот,
Ба дигар шикамро кашидам симот.
Фурӯмоягӣ кардаму аблаҳӣ,
Ки ин ҳамчунон пур нашуд в-он тиҳӣ».
Ғизо гар латиф асту гар сарсарӣ,
Чу дерат ба даст ӯфтад, хуш хӯрӣ.
Сар он гаҳ ба болин ниҳад ҳушманд,
Ки хобаш ба қаҳр оварад дар каманд.
Маҷоли сухан то наёбӣ, магӯй,
Чу майдон набинӣ, нигаҳ дор гӯй.
В-аз андоза берун марав пеши зан,
На девонаӣ, теғ бар худ мазан.
Ба берағбатӣ шаҳват ангехтан,
Ба рағбат бувад хуни худ рехтан.[1]

## ҲИКОЯТ[2]

Яке найшакар дошт бар табқарӣ,
Чапу рост гарданда бар[3] муштарӣ.
Ба соҳибдиле гуфт дар кунҷи деҳ,
Ки бистону чун даст ёбӣ, бидеҳ,
Бигуфт он хирадманди зебосиришт,
Ҷавобе, ки бар дида бояд набишт:
«Туро сабр бар ман набошад магар,
Валекин маро бошад аз найшакар.
Ҳаловат набошад шакар дар наяш,
Чу бошад тақозои талх аз паяш.

---

[1] А — ин ҳикоятро надорад. [2] А — Ҳикояти **найшакар-фурӯш**. [3] А — гардид, бари.

## *ҲИКОЯТ*

Якеро зи мардони равшанзамир,
Амири Хутан дод тоқе ҳарир.
Зи шодӣ чу гулбарги хандон шукуфт,
Бипӯшиду досташ бибӯсиду гуфт:
«Чӣ хуб аст ташрифи шоҳи Хутан,
В-аз он[1] хубтар хирқаи хештан.
Гар озодаӣ, бар замин хусбу бас,
Макун баҳри қолӣ заминбӯси кас.

## *ҲИКОЯТ*[2]

Яке нонхӯриш ҷуз пиёзе надошт,
Чу дигар касон баргу созе надошт.
Парокандае гуфташ: «Эй хоксор,
Бирав, табхе аз хони яғмо биёр.
Бихоҳу мадор аз кас, эй хоҷа, бок,
Ки мақтӯъ-рӯзӣ бувад шармнок».[3]
Қабо басту чобук навардид даст,
Қабояш дариданду досташ шикаст.
Шуниддам, ки мегуфту хун[4] мегирист,
Ки ин[5] нафси худкардаро чора чист?!
Балоҷӯй бошад гирифтори оз,
Ману хони ман буд[6] нону пиёз.
Ҷавине, ки аз саъи бозу хӯрам,
Беҳ аз майда бар хони аҳли карам.
Чӣ дилтанг хуфт он фурӯмоя[7] дӯш,
Ки бар суфраи дигарон дошт гӯш.

---

[1] А — ӯ. Ба ҷои ин байт байти зерин омада:
Бипӯшиду бӯсид дасту замин,
Ки бар шоҳи олам ҳазор офарин!
[2] А — Ҳикояти аҷиба. [3] А — ин байтро надорад.
[4] А — хуш. [5] А — эй. [6] А — Хона минбаъду: [7] **А —** гаронмоя.

## *ҲИКОЯТ*

Яке гурба дар хонаи зол буд,
Қи баргаштаайёму бадҳол буд.
Равон[1] шуд ба меҳмонсарои амир,
Ғуломони султон задандаш ба тир.
Чакон хунаш аз устухон медавид,[2]
Ҳаме гуфту аз ҳавли ҷон медавид.
Агар ҷастам[3] аз дасти ин тирзан,
Ману мӯшу вайронаи пирзан.
Наярзад асал, ҷони ман, захми неш,
Қаноат накӯтар ба дӯшоби хеш.
Худованд аз он банда хурсанд нест,
Қи розӣ ба қисми худованд нест.

## *ҲИКОЯТ*

Яке тифл дандон бароварда буд,
Падар сар ба фикрат фурӯ бурда буд,
Қи ман нону барг аз куҷо орамаш,
Мурувват набошад, ки бигзорамаш.
Чу бечора гуфт ин сухан назди ҷуфт,
Нигар, то зан ӯро чи мардона гуфт:
«Махӯр ҳавли иблис, то ҷон диҳад,
Ҳам он кас, ки дандон диҳад, нон диҳад.
Тавоност, охир, худованди рӯз,
Қи рӯзӣ расонад, ту чандин масӯз.
Нигорандаи кӯдак андар шикам,
Нависандаи умру рӯзист ҳам.
Худовандгоре, ки абде харид,
Бидорад, факайф он кӣ абд офарид.
Туро нест ин такья бар кирдигор,
Қи мамлукро бар худовандгор».

---

[1] А — Давон. [2] А — метапид. [3] А — ки гар растам.

* * *

Шунидам, ки дар рӯзгори қадим,
Шудӣ санг дар дасти абдол сим.
Напиндорӣ ин қавл маъқул нест,
Чу қонеъ[1] шудӣ, симу сангат якест.
Чу тифл андарун дорад[3] аз ҳирс пок,
Чӣ муште зараш пеши ҳиммат, чи хок.
Хабар деҳ ба дарвеши султонпараст,
Ки султон зи дарвеш мискинтар аст.
Гадоро кунад як дирам сим сер,
Фаридун ба мулки Аҷам нимсер.
Нигаҳбонии мулку давлат балост,
Гадо подшоҳ асту номаш гадост.
Гадое, ки бар хотираш банд нест,
Беҳ аз подшоҳе, ки хурсанд нест.
Бихусбанд хуш рӯстоию ҷуфт
Ба завқе, ки султон дар айвон нахуфт.
Агар подшоҳ аст в-агар пинадӯз,
Чу хуфтанд, гардад шаби ҳар ду рӯз.
Чу селоби хоб омаду мард бурд,
Чӣ бар тахти султон, чӣ бар[4] дашти курд.
Чу бинӣ тавонгар сар аз кибр маст,
Бирав, шукри яздон кун, эй тангдаст!
Надорӣ, биҳамдуллаҳ, он дастрас,
Ки бархезад аз дастат озори кас.

## *ҲИКОЯТ*

Шунидам, ки соҳибдиле некмард
Яке хона бар қомати хеш кард.
Касе гуфт: «Медонамат дастрас,
Қ-аз ин хона беҳтар кунӣ? Гуфт: «Бас.

---

[1] А — розӣ. [2] А — бошад.
[4] А — Рӯзӣ ба.

Чӣ мехоҳам аз торам афрохтан,
Ҳаминам бас аз баҳри бигзоштан».
Макун хона бар роҳи сел, эй ғулом,
Ки касро нагашт ин иморат тамом.
На аз маърифат бошаду ақлу рой.
Ки бар раҳ кунад корвонӣ сарой.

*ҲИКОЯТ*

Яке салтанатрони соҳибшукӯҳ
Фурӯ[1] хост рафт офтобаш ба кӯҳ.
Ба шайхе дар он буқъа кишвар гузошт,
Ки дар дуда коиммақоме надошт.
Чу хилватнишин кӯси давлат шунид,
Дигар завқ дар кунҷи хилват надид.
Чапу рост лашкар кашидан гирифт,
Дили пурдилон з-ӯ рамидан гирифт.
Чунон сахтбозу шуду тезчанг,
Ки бо ҷангҷӯён талаб кард ҷанг.
Зи қавми пароканда халқе бикушт,
Дигар ҷамъ гаштанд ҳамрою пушт.
Чунон дар ҳисораш кашиданд танг,
Ки оҷиз шуд аз тирборону санг.
Бари некмарде фиристод кас,
Ки саъбам фурӯмонда, фарьёд рас.
Ба ҳиммат мадад кун, ки шамшеру тир
На дар ҳар вағое бувад дастгир.
Чу бишнид обид, бихандиду гуфт:
«Чаро нимноне нахӯрду нахуфт.
Надонист Қоруни неъматпараст,
Ки ганҷи саломат ба кунҷ андар аст.
Қамол аст дар нафси марди карим,
Гараш зар набошад, чӣ нуқсону бим.

---

[1] А — Ҳаме.

Мапиндор, агар сифла Қорун шавад,
Ки табъи лаимаш дигаргун шавад.
В-агар дарнаёбад карампеша нон,
Ниҳодаш тавонгар бувад ҳамчунон.
Муруввват[1] замин асту сармоя заръ,
Бидеҳ, к-асл холӣ намонад[2] зи фаръ.
Худое, ки аз хок мардум кунад,
Аҷаб дорам, ар мардумӣ гум кунад.
Зи неъмат ниҳодан баландӣ маҷӯй,
Ки нохуш кунад оби истода бӯй.
Ба бахшандагӣ кӯш, к-оби равон
Ба селаш мадад мерасад з-осмон.
Гар аз ҷоҳу давлат бияфтад лаим,
Дигарбора нодир шавад мустақим.
В-агар қиматигавҳарӣ, ғам мадор,
Ки зоеъ нагардонадат рӯзгор.
Кулӯх арчи афтода бошад[3] ба роҳ,
Набинӣ, ки дар вай кунад кас нигоҳ.
В-агар хурдаи зар ба[4] дандони гоз
Бияфтад, ба шамъаш биҷӯянд боз.
Бадар мекунанд обгина зи санг,
Куҷо монад оина дар зери занг?
Писандидаву нағз бояд хисол,
Ки гаҳ ояду гаҳ равад ҷоҳу мол.

### *ҲИКОЯТ*

Шунидам зи пирони ширинсухан,
Ки буд андар ин шаҳр пире куҳан.
Басе дида шоҳону даврону амр,
Сар оварда умре зи таърихи Амр.
Дарахти кӯхан мевае тоза дошт,
Ки шаҳр аз накӯӣ пуровоза дошт.

---
[1] А — саховат. [2] А — намонӣ.
[3] А — бинӣ. [4] А — зи.

Аҷаб дар занахдони он дилфиреб,
Ки ҳаргиз набудаст бар сарв себ.
Зи шӯхию мардум харошиданаш,
Фараҷ дид дар сар тарошиданаш.
Ба Мӯсо[1] куҳанумри кӯтаҳумед
Сараш кард чун дасти Мӯсо сапед.
Зи сартезӣ он оҳаниндил, ки буд,
Ба айби парирух забон баркушуд.
Ба мӯе, ки кард аз накӯиш кам,
Ниҳоданд ҳолӣ сараш дар шикам.[2]
Чу чанг аз хиҷолат сари хубрӯй,
Нагунсору дар пешаш афтода мӯй.
Якеро, ки хотир дар ӯ рафта буд,
Чу чашмони дилбандаш ошуфта буд.
Ҳасе гуфт: «Ҷавр озмудиву дард,
Дигар гирди савдои ботил магард.
Зи меҳраш бигардон чу парвона пушт,
Ки миқроз шамъи ҷамолаш бикушт».
Баромад хурӯш аз ҳаводор чуст,
Ки тардоманонро бувад аҳд суст:
«Писар хушманиш бояду хубрӯй,
Падар, гӯ, ба ҷаҳлаш бияндоз мӯй.
Маро ҷон ба меҳраш баромехтаст,
На хотир ба мӯе даровехтаст».
Чу рӯи накӯ дорӣ, андӯҳ махӯр,
Ки мӯй ар[3] бияфтад, бирӯяд дигар.
На пайваста раз хӯшаи тар диҳад,
Гаҳе барг резад, гаҳе бар диҳад.
Бузургон чу хур дар ҳиҷоб ӯфтанд,
Ҳасудон чу ахгар дар об ӯфтанд.
Бурун ояд аз зери абр офтоб
Ба тадриҷу ахгар бимирад дар об.

---

1 А — мӯе. 2 А — 2 байтро надорад.
3 А — мӯ гар.

Зи зулмат матарс, эй писандида дӯст,
Қи мумкин бувад, к-оби ҳайвон дар ӯст.
На гетӣ пас аз ҷунбиш ором ёфт?
На Саъдӣ сафар кард, то ком ёфт?
Дил аз бемуродӣ ба фикрат масӯз,
Шаб обистан аст, эй бародар, ба рӯз.

## БОБИ ҲАФТУМ

### *ДАР ОЛАМИ[1] ТАРБИЯТ*

Сухан дар салоҳ асту тадбиру хӯй,
На дар асбу майдону чавгону гӯй.
Ту бо душмани нафс[2] ҳамхонаӣ,
Чӣ дар банди пайкори бегонаӣ?
Инон бозпечон нафас аз ҳаром,
Ба мардӣ зи Рустам гузаштанду Сом.
Ту худро чу кӯдак адаб кун ба чӯб,
Ба гурзи гарон мағзи мардон макӯб.[3]
Қас аз чун ту душман надорад ғаме,
Қи бо хештан барнаёӣ ҳаме.
Вуҷуди ту шаҳрест пурнеку бад,
Ту султону дастури доно хирад.
Ҳамоно,[4] ки дунони гарданфароз
Дар ин шаҳр гиранд савдову оз.
Ризову вараъ некномони ҳур,
Ҳавою ҳавас раҳзану кисабур.[5]
Чу Султон иноят кунад бо бадон.
Қуҷо монад[6] осоиши бихрадон?
Туро шаҳвату ҳирсу кину ҳасад
Чу хун дар рагонанду ҷон дар ҷасад.
Гар ин душманон тарбият ёфтанд,
Сар аз ҳукми рои ту бартофтанд.

---

1 А — калимаро надорад. 2 А — нағз. 3 А — ин байтро надорад. 4 А — мабодо. 5 А — ин байтро надорад. 6 А — ёбад.

Ҳавою ҳавасро намонад ситез,
Чу бинанд сарпанҷаи ақли тез.
Набинӣ, ки шаб дузду авбошу хас
Нагарданд ҷое, ки гардад асас.[1]
Раисе, ки душман сиёсат накард,
Ҳам аз дасти душман риёсат накард.
Нахоҳам дар ин навъ[2] гуфтан басе.
Ки ҳарфе бас, ар кор бандад касе.[3]

* * *

Агар пой дар доман орӣ чу кӯҳ,
Сарат з-осмон бигзарад дар шукӯҳ.
Забон даркаш, эй марди бисьёрдон,
Ки фардо қалам нест бар безабон.
Садафвор гавҳаршиносони[4] роз
Даҳан[5] ҷуз ба лӯълӯ накарданд боз.
Фаровонсухан бошад огандагӯш,
Насиҳат нагирад магар дар хамӯш.
Чу хоҳӣ, ки гӯӣ нафас бар нафас,
Ҳаловат наёбӣ зи гуфтори кас.
Набояд сухан гуфт носохта,
Нашояд паридан наяндохта.
Таммулкунон дар хатову савоб
Беҳ аз жожхоёни ҳозирҷавоб.
Камол аст дар нафси инсон сухун,
Ту худро ба гуфтор ноқис макун.
Камовоз ҳаргиз набинӣ[6] хиҷил,
Ҷаве мушк беҳтар, ки як тӯда гил.
Ҳазар кун зи нодони даҳмурдагӯй,
Чу доно яке гӯю парварда гӯй.

---

[1] А — ин байтро надорад. [2] А — Чӣ ҳоҷат дар ин боб.
[3] А — баъди ин сарлавҳа: «Гуфтор дар фазилати хомӯшӣ». [4] А — гарданфишонони. [5] А — Даҳон.
[6] А — Кам афканда бини хамӯшу.

Сад андохтӣ тиру ҳар сад хатост,
Агар ҳушмандӣ, як андозу рост.
Чаро гӯяд он чиз дар хуфья мард,
Ки гар фош гардад шавад рӯйзард?
Макун пеши девор ғайбат[1] басе,
Бувад, к-аз пасаш гӯш дорад касе.
Даруни дилат шаҳрбанд аст роз,
Нигар, то набинад дари шаҳр боз.
Аз он марди доно даҳон дӯхтаст,
Ки бинад, ки шамъ аз забон сӯхтаст.

*ҲИКОЯТ*[2]

Такаш бо ғуломон яке роз гуфт,
Ки инро набояд ба кас бозгуфт.
Ба як солаш омад зи дил бар даҳон,
Ба як рӯз[3] шуд мунташир дар ҷаҳон.
Бифармуд ҷаллодро бедареғ,
Ки бардор сарҳои инон ба теғ.
Яке з-он миён гуфту зинҳор хост,
Макуш бандагон, к-ин гуноҳ аз ту хост.
Ту аввал набастӣ, ки сарчашма буд,
Чу селоб шуд, пеш бастан чӣ суд?
Ту пайдо макун рози дил бар касе,
Ки ӯ худ бигӯяд[4] бари ҳар касе.
Ҷавоҳир ба ганҷинадорон супор,
Вале розро хештан пос дор.
Сухан, то нагӯӣ, бар ӯ даст ҳаст,
Чӣ гуфта шавад, ёбад ӯ бар ту даст.
Сухан девбанд аст дар чоҳи дил,
Ба болои кому зебонаш маҳил.
Тавон боздодан раҳи наррадев,
Вале бознатвон гирифтан ба рев.

---

[1] А — тийбат. [2] А — Ҳикояти султон Такаш бо ғуломон.
[3] А — лаҳза. [4] А — нагӯяд.

Ту донӣ, ки чун дев рафт аз қафас,
Наёяд ба «лоҳавли» кас бозпас.
Яке тифл бардорад аз Рахш банд,
Наёяд ба сад Рустам андар каманд.
Магӯ он, ки гар бар мало ӯфтад.
Вуҷуде аз он дар бало ӯфтад.
Ба деҳқони нодон чӣ хуш[1] гуфт зан:
«Ба дониш сухан гӯй, ё дам мазан.
Магӯй, он чӣ тоқат надорӣ шунуд,
Ки ҷав кишта гандум нахоҳӣ дуруд».
Чӣ некӯ задаст ин масал барҳаман:
«Бувад ҳурмати ҳар кас аз хештан».
Набояд, ки бисьёр бозӣ кунӣ,
Ки мар қимати хешро бишканӣ.
Чу дашном гӯй, дуо нашнавӣ,
Ба ҷуз киштаи хештан надравӣ.
Магӯю манеҳ, то тавонӣ, қадам
Аз андоза берун в-аз андоза кам.
Агар тунд бошӣ ба якбору тез,
Ҷаҳон аз ту гиранд роҳи гурез.
На кӯтохдастию бечорагӣ,
На заҷру татовул ба якборагӣ![2]

*ҲИКОЯТ*[3]

Яке хубхулқу халқпӯш буд,
Ки дар Миср якчанд хомӯш буд.
Хирадманд мардум зи наздику дур
Ба гирдаш чу парвона ҷӯеи[4] нур.
Тафаккур шабе бо дили хеш кард,
Ки пӯшида зери забон аст мард:
Агар ҳамчунин сар ба худ дарбарам,
Чӣ донанд мардум, ки донишварам.

---

[1] А — чунин. [2] А — 7 байтро надорад. [3] **А — Ҳикояти** **ҷоҳил дар саломати хомӯшӣ.** [4] А — ҷӯени.

Сухан гуфту душман бидонисту дӯст,
Ки дар Миср нодонтар аз вай ҳамуст.
Ҳузураш парешон шуду кор зишт,
Сафар карду бар токи масҷид набишт:
«Дар оина гар хештан дидаме,
Ба бедонишӣ парда надридаме.
Чунин[1] зишт аз он парда бардоштам.
Ки худро накурӯй пиндоштам.
Қамовозро бошад овоза тез,
Чу гуфтию равнақ намондат, гурез!
Туро хомӯшӣ, эй худованди ҳуш.
Виқор асту ноаҳлро пардапӯш.
Агар олимӣ, ҳайбати худ мабар
В-агар ҷоҳилӣ, пардаи худ мадар.
Замири[2] дили хеш манмой зуд,
Ки ҳар гаҳ ки хоҳӣ, тавонӣ намуд.
Валекин чу пайдо шавад рози мард,
Ба кӯшиш нашояд ниҳон боз кард.
Қалам сирри султон чӣ некӯ нуҳуфт,
Ки то корд бар сар набудаш, нагуфт.
Баҳоим хамӯшанду гӯё башар,
Забон баста беҳтар, ки гӯё ба шар.[3]
Чу мардум сухан гуфт бояд баҳуш
В-агарна шудан чун баҳоим хамӯш.
Ба нутқ асту ақл одамизода фош,
Чу тӯтӣ сухангӯи нодон мабош.
Ба нутқ одамӣ беҳтар аст аз давоб,
Давоб аз ту беҳ, гар нагӯӣ савоб.[4]

---

[1] А — Чунон.
[2] А — ту сирри. [3] А — Парокандагӯй аз баҳоим батар.
[4] А — Ин байтро надорад.

### *ҲИКОЯТ*[1]

Яке носазо гуфт дар вақти ҷанг,
Гиребон дариданд вайро ба ҷанг.
Қафо хӯрда урьёну гирьён нишаст,
Ҷаҳондидае гуфташ: «Эй худпараст,[2]
Чу ғунча гарат баста будӣ даҳан,
Дарида надидӣ чу гул пираҳан».
Саросема гӯяд сухан бар гизоф,
Чу танбӯр бемағзи бисьёрлоф.
Набинӣ, ки оташ забон асту бас,
Ба обе тавон куштанаш дар нафас.
Агар ҳаст мард аз ҳунар баҳравар,
Ҳунар худ бигӯяд, на соҳибҳунар.
Агар мушки холис надорӣ,[3] магӯй
В-арат[4] ҳаст, худ фош гардад ба бӯй.
Ба савганд гуфтан, ки зар мағрибист,
Чӣ ҳоҷат, маҳак худ бигӯяд, ки чист.
Бигӯянд аз ин ҳарфгирон ҳазор,
Ки Саъдӣ на аҳл асту омезгор.
Раво бошад, ар пӯстинам даранд,
Ки тоқат надоранд, мағзаш баранд.[5]

### *ҲИКОЯТ*[6]

Азудро писар сахт ранҷур буд,
Шикеб аз ниҳоди падар дур буд.
Яке порсо гуфт[7] аз рӯи панд,
Ки бигзор мурғони ваҳшӣ зи банд.
Қафасҳои мурғи саҳархон шикаст,
Кӣ дар банд монад, чу зиндон шикаст?

---

[1] А — сарлавҳа надорад. [2] А — ин байтро надорад. [3] А — ту дорӣ. [4] А — Ки гар. [5] А — 2 байтро надорад. [6] А — Ҳикояти Азуд бо мурғони хушовоз. [7] А — гуфташ.

Нигаҳ дошт бар тоқи бўстонсарой
Яке номвар булбули хушнавой.[1]
Писар субҳдам сўи бўстон шитофт,
Ҷуз он мурғ бар тоқи айвон наёфт.
Бихандид, к-эй булбули хушнафас,
Ту аз гуфти худ мондаӣ дар қафас.
Надорад касе бо ту ногуфта кор,
Валекин чу гуфтӣ, далелаш биёр.
Чу Саъдӣ, ки чанде забон баста буд,
Зи таъни забоноварон раста буд.
Қасе гирад ороми дил дар канор,
Ки аз сўҳбати халқ гирад канор.
Макун айби халқ, эй хирадманд, фош,
Ба айби худ аз халқ машғул бош.
Чу ботил бароянд,[2] магмор гўш,
Чу беситр бинӣ, назарро бипўш.

*ҲИКОЯТ*[3]

Шунидам, ки дар базми туркони маст
Муриде дафу чанги мутриб шикаст.
Чу чангаш кашиданд ҳолӣ ба мўй
Ғуломону чун даф задандаш ба рўй.
Шаб аз дарди ҷавгону силӣ нахуфт,
Дигар рўз пираш ба таълим гуфт:
«Нахоҳӣ, ки бошӣ чу даф рўйреш,
Чу чанг, эй бародар, сар андоз пеш».

* * *

Ду кас гар давидандy[4] ошўбу ҷанг
Пароканда наълайну парранда санг.
Яке фитна дид аз тараф бар шикаст,
Яке дар миён омаду сар шикаст.

---

1 А — хушсарой.
2 А — Ба ботилсароянда. 3 А — сарлавҳа надорад.
4 А — гирд диданду.

Қасе хуштар[1] аз хештандор нест,
Ки бо хубу зишти касаш кор нест.
Туро дида дар сар ниҳоданду гӯш,
Даҳон ҷои гуфтору дил ҷои ҳуш.
Магар боздонӣ нишеб аз фароз.
Нагӯӣ, ки он[2] кӯтаҳ аст, ин[3] дароз.

### *ҲИКОЯТ*[4]

Чунин гуфт пире писандидаҳуш,[5]
Хуш ояд суханҳои[6] пирон ба гӯш,[7]
Ки дар Ҳинд рафтам, ба кунҷе фароз
Чӣ дидам? Чу ялдо сиёҳе дароз.
Ту гуфтӣ, ки ифрити Билқис буд,
Ба зиштӣ намудори иблис буд.
Дар оғӯши вай духтаре чун қамар
Фурӯ бурда дандон ба лабҳош-дар.
Чунон тангаш оварда андар канор,
Ки пиндорӣ, ал-лайл яғш-ан-наҳор
Маро амри маъруф доман гирифт,
Фузул оташе гашту дар ман гирифт.
Талаб кардам аз пешу пас чӯбу санг,
Ки, эй нохудотарси беному нанг!
Ба ташнеъу дашному ошӯбу заҷр
Сапед аз сиёҳ фарқ кардам чу фаҷр
Шуд он абри нохуш зи болои боғ,
Падид омад он байза аз зери зоғ.
Зи «лоҳавлам» он девпайкар биҷаст,
Парипайкар андар ман овехт даст,

---

[1] А — беҳтар. [2] А — ин. [3] А — он. [4] А — Дар манфиати хомӯшӣ ва мазаррати бисьёргӯӣ. [5] А — Агар гӯш дорад худованди ҳуш. [6] А — ояд-ш гуфтори. [7] А — Баъди ин байти зерин омадааст:

Сафар карда будам ба байтулҳаром,
Дар айёми Носир ба доруссалом.

Ки, эй заркасаҷҷодаи далқпӯш,
Сияҳкори дуньёхари динфурӯш!
Маро рӯзҳо[1] дил зи каф рафта буд.
Бар ин шахсу ҷон бар вай ошуфта буд.
Кунун пухта шуд луқмаи хоми ман,
Ки гармаш бадар кардӣ аз коми ман.
Тазаллум бароварду фарьёд хонд,
Ки шафқат барафтоду раҳмат намонд.
Намонд аз ҷавонон касе дастгир,
Ки бистонадам дод аз ин марди пир,
Ки шармаш наёяд зи пирӣ[2] ҳаме,
Задан даст дар ситри номаҳраме.
Ҳаме кард фарьёду доман ба чанг,
Маро монда сар дар гиребон зи нанг..
Фурӯ гуфт ақлам ба гӯши замир,
Ки аз ҷома берун равам ҳамчу сир.[3]
Бараҳна давон рафтам аз пеши зан,
Ки дар дасти ӯ ҷома беҳтар, ки ман.
Пас аз муддате кард бар ман гузор,
Ки медониям? Гуфтамаш: «Зинҳор,
Ки ман тавба кардам ба дасти ту бар,
Ки гирди фузулӣ нагардам дигар».
Қасеро наёяд чунин кор пеш,
Ки оқил нишинад паси кори хеш.
Аз он шунъат ин панд бардоштам,
Дигар дида нодида ангоштам.
Забон даркаш, ар ақл дорию ҳуш,
Чу Саъдӣ сухан гӯй в-арна хамӯш.

---

1 А — умрҳо. 2 А — пирон. 3 А — ба ҷои ин байти зерин омадааст:

Бурун рафтам аз ҷома дар дам чу сир,
Ки тарсидам аз заҷри барнову пир.

### *ҲИКОЯТ*[1]

Яке пеши Довуди Тоӣ нишаст,
Ки дидам фалон сӯфӣ афтода маст.
Қайолуда дастору пироҳанаш,
Гурӯҳе сагон ҳалқа пироманаш.
Чу фархундахӯй,[2] ин ҳикоят шунид,
Зи гӯянда абрӯ ба ҳам даркашид.
Замоне барошуфту гуфт: «Эй рафиқ,
Ба кор ояд имрӯз ёри шафиқ.
Бирав, з-он мақоми шанеаш биёр,
Ки дар шаръ наҳӣ асту дар хирқа ор.
Ба пушташ даровар, ки мардони[3] маст
Инони тариқат надорад ба даст».
Нийюшанда шуд з-ин сухан тангдил,
Ба фикрат фурӯ рафт чун хар ба гил.
На заҳра, ки фармон нагирад ба гӯш,
На ёро, ки маст андар орад ба дӯш.
Замоне бипечиду дармон надид,
Раҳи сар кашидан зи фармон надид.
Миён басту беихтиёраш ба дӯш
Даровардy шаҳре бар ӯ ом ҷӯш.
Яке таъна мезад, ки дарвеш бин,
Зиҳӣ, порсоёни покизадин!
Яке сӯфиён бин, ки май хӯрдаанд,
Мураққаъ ба сайкӣ гарав кардаанд.
Ишораткунон ину онро ба даст,
Ки он[4] саргарон асту он ниммаст.
Ба гардан-бар аз ҷаври душман ҳусом
Беҳ аз шунъати шаҳру ҷӯши авом.
Бало диду[5] рӯзе ба меҳнат гузошт,
Ба ноком бурдаш ба ҷое, ки дошт.

---

[1] А — Ҳикоят дар пардапӯшӣ ва хосияти он. [2] А — фархундахӯ. [3] А — баровар чу мардон, ки.
[4] А — ин. [5] А — хӯрду.

Шаб аз шармсорию фикрат нахуфт,
Бихандид Тоӣ дигар рӯзу гуфт: —
«Марез обрӯи бародар ба кӯй,
Қи даҳрат нарезад[1] ба шаҳр обрӯй».[2]
Бад андар ҳақи мардуми неку бад
Магӯй, эй ҷавонмарди соҳибхирад.
Қи бадмардро хасми худ мекунӣ,
В-агар некмард аст, бад мекунӣ.
Туро ҳар кӣ гӯяд, фалон кас бад аст,
Чунон дон, ки дар пӯстини худ аст,
Қи феъли фалонро бубояд баён,
В-аз ин феъли бад мебарояд аён.[3]
Ба бад гуфтани халқ чун дам задӣ,
Агар рост гӯӣ сухан ҳам, бадӣ.[4]
Забон кард шахсе ба ғайбат дароз,
Бад-ӯ гуфт донандае сарфароз,
Қи ёди касон пеши ман бад макун,
Маро бадгумон дар ҳақи худ макун.
Гирифтам, зи тамкини ӯ кам бибуд,
Нахоҳад ба ҷоҳи ту андар фузуд.[5]
Қасе гуфту пиндоштам тийбат аст,
Қи дуздӣ басомонтар аз ғайбат аст.
Бад-ӯ гуфтам: «Эй ёри ошуфтаҳуш,
Шигифт омад ин достонам ба гӯш.
Ба норостӣ-дар[6] чӣ бинӣ беҳӣ,
Қи дар[7] ғайбаташ мартабат мениҳӣ?:»
«Бале,— гуфт,— дуздон таҳаввур кунанд,
Ба бозуи мардӣ[8] шикам пур кунанд.
На ғайбаткун он носазовор мард,
Қи девон сияҳ карду чизе нахӯрд».

---

[1] А — бирезад. [2] А — баъди ин сарлавҳа: «Ҳикоят андар ғайбати мардум». [3] А — ин байтро надорад. [4] А — Чунон дон, ки дар пӯстини худӣ. [5] Баъди ин сарлавҳа: «Ҳикоят». [6] А — бар. [7] А — бар. [8] А — мардон.

*ҲИКОЯТ*[1]

Маро дар «Низомия» идрор буд,
Шабу рӯз талқину такрор буд.
Мар устодро гуфтам: «Эй пурхирад,
Фалон ёр бар ман ҳасад мебарад.
Чу ман доди маънӣ диҳам дар ҳадис,
Барояд ба ҳам андаруни хабис».
Шунид ин сухан пешвои адаб,
Ба тундӣ барошуфту гуфт: «Эй аҷаб,
Ҳасудӣ писандат наёмад зи дӯст,
Чӣ[2] маълум кардат, ки ғайбат накӯст?
Гар ӯ роҳи дӯзах гирифт аз хасӣ,
Аз ин роҳи дигар ту дар вай расӣ».

*ҲИКОЯТ*

Қасе гуфт: «Ҳаҷҷоҷ хунхораест,
Дилаш ҳамчу санги сияҳпораест.
Натарсад ҳаме з-оҳу фарьёди халқ,
Худоё, ту бистон аз ӯ доди халқ».
Ҷаҳондидае пири дериназод
Ҷавонро яке панди пирона дод,
Қ-аз ӯ доди мазлуми мискини ӯ.
Бихоҳанду аз[3] дигарон кини ӯ.
Ту даст аз ваю рӯзгораш бидор,
Қи худ зердасташ кунад рӯзгор.
На бедод аз ӯ баҳраманд омадам,
На низ аз ту ғайбат писанд омадам.[4]
Ба дӯзах барад мудбиреро гуноҳ,
Қи паймона пур карду девон сиёҳ.
Дигар кас ба ғайбат паяш медавад,[5]
Мабодо, ки танҳо ба дӯзах равад.

---

1 А — Ҳикояти тайййиба. 2 А — Кӣ.
3 А — Бихоҳанд в-аз. 4 А — Ин байтро надорад. 5 А — пешаш равад.

### ҲИКОЯТ

Шунидам, ки аз порсоён яке
Ба тийбат бихандид бо кӯдаке.
Дигар порсоёни хилватнишин
Ба айбаш[1] фитоданд дар пӯстин.
Ба охир намонд ин ҳикоят нуҳуфт,
Ба соҳибназар бозгуфтанду гуфт:
«Мадар парда бар ёри шӯридаҳол:
На тийбат ҳаром асту ғайбат ҳалол».

### ҲИКОЯТ[2]

Ба тифлӣ-дарам рағбати рӯза хост,
Надонистаме чап кадом асту рост.
Яке обид аз порсоёни кӯй
Ҳаме шустан омӯхтам дасту рӯй.
Ки «бисмиллаҳ» аввал ба суннат бигӯй,
Дувум ният овар, савум каф бишӯй,
Пас он гаҳ даҳан шӯю бинӣ се бор,
Манохир ба ангушти кӯчак бихор.[3]
Ба саббоба дандони пешин бимол,
Ки наҳй аст дар рӯза баъд аз завол.
В-аз он пас се мушт[4] об бар рӯй зан,
Зи рустангаҳи мӯи сар то зақан.
Дигар дастҳо то ба мирфақ бишӯй,
Зи тасбеҳу зикр он чӣ донӣ, бигӯй,
Дигар масҳи сар, баъд аз он ғусли пой,
Ҳамин[5] асту хатмаш ба номи худой.
Қас аз ман надонад дар ин шева беҳ,
Набинӣ, ,ки фартут шуд пири деҳ?
Шунид ин сухан деҳхудои қадим,

---

[1] А — чангаш. [2] А — Гуфтор дар рӯза доштан дар туфулият.
[3] А — ин байтро надорад. [4] А — бор. [5] А — Бад-ин.

Бишӯриду гуфт: «Эй хабиси раҷим,
На мисвок дар рӯз[1] гуфтӣ хатост,
Бани-одамӣ мурда хӯрдан равост?
Даҳан, гӯ, зи ногуфтаниҳо нахуст
Бишӯй, он гаҳ[2] аз хӯрданиҳо бишуст».[3]

### *ҲИКОЯТ*[4]

Қасеро, ки ном омад андар миён,
Ба некӯтарин ному наъташ бихон.
Чу ҳамвора гӯӣ, ки мардум харанд,
Мабар зан(н), ки номат чу мардум баранд.
Чунон гӯӣ сират ба кӯй андарам,
Қи гуфтан тавонӣ ба рӯй андарам.
В-агар шармат аз дидаи нозир аст,
Наӣ бебасар, ғайбдон ҳозир аст.
Наёяд ҳаме шармат аз хештан,
Қ-аз ӯ фориғу шарм дорӣ зи ман.[5]

### *ҲИКОЯТ*

Тарикатшиносони собитқадам
Ба хилват нишастанд чанде ба ҳам.
Яке з-он миён ғайбат оғоз кард,
Дари зикри бечорае боз кард.
Қасе гуфташ: «Эй ёри шӯридаранг,
Ту ҳаргиз ғазо кардаӣ дар Фаранг!»
Бигуфт: «Аз паси чордевори хеш
Ҳама умр наnҳодаам пой пеш».
Чунин гуфт дарвеши содиқнафас:
«Надидам чунин бахтбаргашта кас,

---

[1] А — рӯза. [2] А — Бишӯй на. [3] А — нахуст. [4] А — сарлавҳа надорад.
[5] А — Ин байтро надорад.

Қи кофар зи пайкораш эмин нишаст,
Мусулмон зи ҷаври забонаш нараст».[1]
Чӣ хуш[2] гуфт девонаи Марғазӣ
Ҳадисе, к-аз он лаб ба дандон газӣ:
«Ман ар номи мардум ба зиштӣ барам,
Нагӯям ба ҷуз ғайбати модарам,
Қи донанд парвардагони хирад,
Қи тоат ҳамон беҳ, ки модар барад».
Рафиқе, ки ғоиб шуд, эй некном,
Ду чиз аст аз ӯ бар рафиқон ҳаром: —
«Яке он ки молаш ба ботил хӯранд,
Дувум он ки номаш ба зиштӣ[3] баранд».
Ҳар он к-ӯ барад номи мардум ба ор,
Ту чашми накӯгӯӣ аз вай мадор,[4]
Қи андар қафои ту гӯяд ҳамон,
Қи пеши ту гуфт аз паси мардумон.[5]
Қасе пеши ман дар ҷаҳон оқил аст,
Қи машғули худ в-аз ҷаҳон ғофил аст.[6]

* * *

Се касро, шунидам, ки ғайбат равост,
В-аз ин даргузаштӣ, чаҳорум хатост:
Яке подшоҳе маломатписанд,
Қ-аз ӯ бар дили халқ бинӣ[7] газанд.
Ҳалол аст аз ӯ нақл кардан хабар,
Магар халқ бошанд аз ӯ барҳазар.
Дувум, парда бар беҳаёе матан,
Қи худ[9] медарад пардаи хештан.[10]
Зи ҳавзаш мадор, эй бародар, нигоҳ,
Қи ӯ медарафтад ба гардан ба чоҳ.

---

[1] А — Баъди ин сарлавҳа: «Ҳикоят». [2] А — чунон.
[3] А — ғайбат.
[4] А — Ту шукри худо з-ӯ таваққӯъ мадор.
[5] А — ин байтро надорад. [6] А — Баъди ин сарлавҳа: «Ҳикоят». [7] А — ояд. [8] А — бидар. [9] А — ӯ. [10] А — бар.

Савум, кажтарозуи норостхӯй,
Зи феъли бадаш ҳар чӣ донӣ, бигӯй.

### *ҲИКОЯТ*

Шунидам, ки дузде даромад зи дашт,
Ба дарвозаи Систон баргузашт.
Бидуздид баққол аз ӯ ним донг,
Баровард дузди сияҳкор бонг.
Худоё, ту шабрав ба оташ масӯз,
Қи раҳ мезанад систонӣ ба рӯз.

### *ҲИКОЯТ*

Яке гуфт бо сӯфие дар сафо:
«Надонӣ, фалонат чӣ гуфт аз қафо?»
Бигуфто: «Хамӯш, эй бародар, ба хуфт,
Надониста беҳтар, ки душман чӣ гуфт».
Қасоне, ки пайғоми душман баранд,
Зи душман ҳамоно, ки душмантаранд.
Қасе қавли душман наёрад ба дӯст
Ҷуз он кас, ки дар душманӣ ёри ӯст.
Наёраст душман ҷафо гуфтанам,
Чунон, к-аз шунидан биларзад танам.
Ту душмантарӣ, к-оварӣ дар[1] даҳон,
Қи душман чунин гуфт андар ниҳон.
Суханчин кунад тоза ҷанги қадим,
Ба хашм оварад некмарди салим.
Аз он ҳамнишин, то тавонӣ, гурез,
Қи мар фитнаи хуфтаро гуфт: «Хез!»
Сияҳчолу мард андар ӯ баста пой,
Беҳ аз фитна аз ҷой бурдан ба ҷой.

---

[1] А — бар.

Миёни ду тан[1] ҷанг чун оташ аст,
Суханчини бадбахт ҳезумкаш аст.

*ҲИКОЯТ*[2]

Фаридун вазире писандида дошт,
Ки равшандилу дурбин дида дошт.
Ризои ҳақ аввал нигаҳ доштӣ,
Дигар поси фармони шаҳ доштӣ.
Ниҳад омили сифла бар халқ ранҷ,
Ки тадбири мулк асту тавфири ганҷ.
Агар ҷониби ҳақ надорӣ нигоҳ,
Газандат расонад ҳам аз подшоҳ.[3]
Яке рафт пеши малик бомдод,
Ки ҳар рӯзат осоишу ком бод.
Ғараз машнав аз ман, насиҳат пазир,
Туро дар ниҳон душман аст ин вазир.
Қас аз хоси лашкар намондасту ом,
Ки симу зар аз вай надорад ба вом.
Ба шарте, ки чун шоҳи гарданфароз
Бимирад, диҳанд он зару сим боз.
Нахоҳад туро зинда ин[4] худпараст,
Мабодо, ки накдаш наёяд ба даст.
Яке сӯи дастури давлатпаноҳ
Ба чашми сиёсат нигаҳ кард шоҳ,
Ки дар сурати дӯстон[5] пеши ман,
Ба хотир ҷаройӣ бадандеши ман?
Замин пеши тахташ бибӯсиду гуфт:
«Нашояд, чу пурсидӣ, акнун нуҳуфт.
Чунин хоҳам, эй номвар подшоҳ,
Ки бошанд халқат ҳама некхоҳ,
Чу маргат бувад ваъдаи сими ман,
Бақо беш хоҳандат аз бими ман?

---

[1] А — кас. [2] А — Ҳикояти Фаридун ва вазиру марди ғаммоз.
[3] А — Ин байтро надорад. [4] А — он. [5] А — дӯстӣ.

Нахоҳӣ, ки мардум ба сидқу ниёз
Сарат сабз хоҳанду умрат дароз?
Ғанимат шуморанд мардум[1] дуо,
Қи ҷавшан бувад пеши тири бало».[2]
Писандид аз ӯ шаҳриёр, он чӣ гуфт,
Гули рӯяш аз тозагӣ баршукуфт.
Зи қадру маконе, ки дастур дошт,
Маконаш бияфзуду қадраш фарошт.
Бадандешро заҷру таъдиб кард,
Пушаймонӣ аз гуфтаи хеш хӯрд.[3]
Надидам зи ғаммоз саргаштатар,
Нагунтолеу бахтбаргаштатар.
Зи нодонию тирароӣ, ки ӯст,
Хилоф афканад дар миёни ду дӯст.
Кунанд ину он хуш дигарбора дил,
Вай андар миён кӯрбахту хиҷил.
Миёни ду кас оташ афрӯхтан,
На ақл[4] асту худ дар миён сӯхтан.
Чу Саъдӣ касе завқи хилват чашид,
Ки ӯ аз ду[5] олам забон даркашид.
Бигӯй, он чӣ донӣ, сухан судманд.
В-агар ҳеҷ касро наёяд писанд,
Ки фардо пушаймон барорад хурӯш,
Ки овах, чаро ҳақ накардам ба гӯш?![6]

* * *

Зани хуби фармонбари порсо
Кунад марди дарвешро подшо.
Бирав, панҷ навбат бизан бар дарат,
Чу ёре мувофиқ бувад дар барат.

---

[1] А — мардон. [2] А — Бузургон чӣ гуфтанд: ҳадмо сафо. [3] А — Ин байтро надорад. [4] А — шарт. [5] А — Ки аз ҳар кӣ. [6] А — Баъди ин сарлавҳа: Ҳикояти маошзанони аҳли мастура (?)

Ҳама рӯз агар ғам хӯрӣ, ғам мадор,
Чу шаб ғамгусорат бувад дар канор.
Қиро хона ободу ҳамхоба дӯст,
Худоро ба раҳмат назар сӯи ӯст.
Чу мастур бошад зани хубрӯй,
Ба дидори ӯ дар биҳишт аст шӯй.
Қасе баргирифт аз ҷаҳон коми дил,
Ки якдил бувад бо вай ороми дил.
Агар порсо бошаду хушсухун,
Нигаҳ дар накӯию зиштӣ макун.
Зани хушманиш дилнишинтар, ки хуб,
Ки омезгорӣ бипӯшад уюб.
Бибурд аз паричеҳраи зиштхӯй[1]
Зани девсимои хуштабъ гӯй.[2]
Чу ҳалво хӯрад сирка аз дасти шӯй,
На ҳалво хӯрад сиркаандуда рӯй.
Дилором бошад зани некхоҳ,
Валекин зани бад, худоё паноҳ!
Чу тӯтӣ калоғаш бувад ҳамнафас,
Ғанимат шуморад халос аз қафас.
Сар андар ҷаҳон беҳ ба оворагӣ
В-агарна бинеҳ дил[3] ба бечорагӣ.
Тиҳипой рафтан беҳ аз кафши танг,
Балои сафар беҳ, ки дар хона ҷанг.[4]
Ба зиндони қозӣ гирифтор беҳ,
Ки дар хона будан[5] ба абрӯ гиреҳ.
Сафар ид бошад бар он[6] кадхудой,
Ки бонуи зишташ бувад дар сарой.
Дари хуррамӣ бар сарое бубанд,
Ки бонги зан аз вай бароянд баланд.
Чу зан роҳи бозор гирад, бизан.
В-агарна ту дар хона биншин чу зан.

---

[1] А — зиштгӯй. [2] А — хӯй. [3] А — сар. [4] А — Ин байтро надорад. [5] А — дидан. [6] А — бари.

Агар зан надорад сӯи мард гӯш,
Саровили кӯҳлеш дар мард пӯш.
Занеро, ки ҷаҳл асту норостӣ,
Бало бар сари худ, на зан хостӣ.
Қӣ дар кайлаи ҷав амонат шикаст,
Аз анбори гандум фурӯ шӯй даст.[1]
Бар он банда ҳақ некӯӣ хостаст,
Ки бо ӯ[2] дилу дасти зан рост аст.
Чу дар рӯи бегона хандид зан,
Дигар мард, гӯ, лофи мардӣ мазан.
Зани шӯх чун даст дар қалья кард,
Бар ӯ гӯ: бинеҳ[3] панҷа бар рӯи мард.
Зи бегонагон чашми зан кӯр бод,
Чу берун шуд аз хона, дар гӯр бод.
Чу бинӣ, ки зан пойбарҷой нест,
Сабот аз хирадмандию рой нест,
Гурез аз кафаш дар даҳони наҳанг,
Ки мурдан[4] беҳ аз зиндагонӣ ба нанг.
Бипӯшонаш аз чашми бегона рӯй,
В-агар нашнавад, чӣ зан он гаҳ чӣ шӯй.
Зани хуби хуштабъ ранҷ асту бор,[5]
Раҳо кун зани зишти[6] носозгор.
Чӣ нағз омад ин як сухан з-он ду тан,
Ки буданд саргашта аз дасти зан.
Яке гуфт: «Қасро зани бад мабод»,
Дигар гуфт: «Зан дар ҷаҳон худ мабод!»
Зани нав кун, эй дӯст, ҳар навбаҳор,
Ки тақвими порӣ наёяд ба кор.
Қасеро, ки бинӣ гирифтори зан,
Макун, Саъдиё, таъна бар вай мазан.
Ту ҳам ҷавр бинию бораш кашӣ,
Агар як саҳар дар канораш кашӣ.

---

[1] А — Ин байтро надорад. [2] А — вай. [3] А — бикаш.
[4] А — Бирафтан. [5] А — ганҷ асту ёр. [6] А — хуби.

* * *

Ҷавоне зи носозгории ҷуфт
Бари пирмарде бинолиду гуфт:
«Гаронборӣ аз дасти ин[1] хасми чир
Чунон мебарам, к-осиёсанги зер».
Ба сахтӣ бинеҳ, гуфташ, эй хоҷа, дил,
Қас аз сабр кардан нагардад хиҷил.
Ба[2] шаб санги болой, эй хонасӯз,
Чаро санги зерин набошӣ ба рӯз.
Чу аз гулбуне дида бошӣ хушӣ,
Раво бошад, ар бори[3] хораш кашӣ.
Дарахте, ки пайваста бораш хӯрӣ,
Таҳаммул кун, он гаҳ ки хораш хӯрӣ[4]

* * *

Писар чун зи даҳ баргузашташ синин,
Зи номаҳрамон, гӯ, фаротар нишин.
Бари пунба оташ нашояд фурӯхт,
Қи то чашм бар ҳам занӣ, хона сӯхт.
Чу хоҳӣ, ки номат бимонад ба ҷой,
Писарро хирадмандӣ омӯзу рой.
Чу фарҳангу[5] рояш набошад басе,
Бимирию аз ту намонад касе.
Басо рӯзгоре, ки сахтӣ барад
Писар чун падар нозукаш парварад.
Хирадманду парҳезгораш барор,[6]
Гараш дӯст дорӣ, ба нозаш мадор.[7]
Ба хурдӣ-дараш заҷру таълим кун,
Ба неку бадаш ваъдаву бим кун.
Навомӯзро зикру таҳсину зеҳ
Зи ту беху таҳдиди устод беҳ.

---

[1] А — он. [2] А — Ту. [3] А — ҷаври. [4] А — Баъди ин сарлавҳа: «гуфтор дар тарбияти фарзандон».
[5] А — Агар ақлу. [6] А — бидор. [7] А — бидор.

Биёмӯз парвардаро дастранҷ
В-агар даст дорӣ чу Қорун ба ганҷ.
Макун такья бар дастгохе, ки ҳаст,
Ки бошад, ки неъмат намонад ба даст.
Ба поён расад кисаи симу зар,
Нагардад тиҳӣ кисаи пешавар.
Чӣ донӣ, ки гардидани рӯзгор
Ба ғурбат бигардонадаш дар диёр.
Чу бар пешае бошадаш дастрас,
Куҷо дасти ҳоҷат барад пеши кас?
Надонӣ, ки Саъдӣ мурод аз чӣ ёфт?
На ҳомун навашту на дарьё шикофт.[1]
Ба хурдӣ бихӯрд аз бузургон қафо,
Худо додаш андар бузургӣ сафо.
Ҳар он кас, ки гардан ба фармон ниҳад,
Басе барнаёяд, ки фармон диҳад.
Ҳар он тифл, к-ӯ ҷаври омӯзгор
Набинад, ҷафо бинад аз рӯзгор.
Писарро накӯ дору роҳат расон,
Ки чашмаш намонад ба дасти касон.
Ҳар он кас, ки фарзандро ғам нахӯрд,
Дигар кас ғамаш хӯрду бадном[2] кард.
Нигаҳ дор аз омезгори бадаш,
Ки бадбахту бераҳ кунад чун худаш.

### *ҲИКОЯТ*[3]

Шабе даъвате буд дар кӯи ман,
Зи ҳар ҷинс мардум дар ӯ анҷуман.
Чу овози мутриб даромад зи кӯй,
Ба гардун шуд аз ошиқон ҳою ҳӯй.
Паричеҳрае буд маҳбуби ман,
Бад-ӯ гуфтам: «Эй лӯъбати хуби ман,

---

[1] А — гузошт. [2] А — овора. [3] А — Сарлавҳа надорад.

Чаро бо рафиқон наёӣ ба ҷамъ,
Ки равшан кунӣ базми моро чу шамъ?»
Шунидам сиҳиқомати симтан,
Ки мерафту мегуфт бо хештан:
«Маҳосин чу мардон надорам ба даст,
На мардӣ бувад, пеши мардон нишаст».[1]
Сияҳноматар з-он муханнас маҳоҳ,
Ки пеш аз хаташ рӯй гардад сиёҳ.
Аз он беҳамият бубояд гурехт,
Ки номардияш оби мардон бирехт.
Писар, к-ӯ миёни қаландар нишаст,
Падар, гӯ, зи хайраш фурӯ шӯй даст.
Дареғаш махӯр, бар ҳалоку талаф,
Ки пеш аз падар мурда беҳ нохалаф.[2]

* * *

Харобат кунад шоҳиди хонакан,
Бирав, хона обод гардон ба зан.
Нашояд ҳавас бохтан бо гуле,
Ки ҳар бомдодаш бувад булбуле.
Чу худро ба ҳар маҷлисе шамъ кард,
Ту дигар чу парвона гирдаш магард.
Зани хуби хушхӯи ороста,
Чӣ монад ба нодони навхоста?
Дар ӯ дам чу ғунча даме аз вафо,
Ки аз ханда афтад чу гул дар қафо.
На чун кӯдаки печ дар[3] печи шанг,
Ки чун мукл натвон шикастан ба санг.
Мабин дилфиребаш чу ҳури биҳишт,
Қ-аз он рӯи дигар чу ғӯл[4] аст зишт.

---

1 А — 2 байтро надорад. 2 А — Баъди ин сарлавҳа: «Гуфтор дар эҳтироз аз сӯҳбати аҳдос».
3 А — бар. 4 А — дев.

Гараш пой бӯсӣ, надорад сипос.
В-араш хок бошӣ, надорад-т пос.[1]
Сар аз мағзу даст аз дирам кун тиҳӣ,
Чу хотир ба фарзанди мардум ниҳӣ.
Макун бад ба фарзанди мардум нигоҳ
Ки фарзанди хешат бароядд табоҳ.

### *ҲИКОЯТ*[2]

Дар ин шаҳр боре ба самъам расид,
Ки бозоргоне ғуломе харид.
Шабонгаҳ магар[3] даст бурдаш ба себ,
Ки симинзанах[4] буду хотирфиреб.
Паричеҳра ҳар-ч ӯфтодаш ба даст,
Ба кин дар сару мағзи хоҷа[5] шикаст.
На ҳар ҷо ки бинӣ хате дилфиреб,
Тавонӣ тамаъ карданаш дар китеб.[6]
Гуво кард бар худ худову расул,
Ки дигар нагардам[7] ба гирди фузул.
Раҳил омадаш ҳам дар он ҳафта пеш,
Дилафгору сарбаставу ғӯйреш.
Чу берун шуд аз Қозрун як-ду мил,
Ба пеш омадаш санглохе муҳил.
Бипурсид, к-ин қулларо[8] ном чист,
Ки бисьёр бинад аҷаб, ҳар кӣ зист?
Чунин гуфташ аз корвон ҳамдаме:
Магар Танги Туркон надонӣ ҳаме?
Биранҷид, чун Танги Туркон шунид,
Ту гуфтӣ, ки дидори душман бидид.[9]
Сияҳро яке бонг бардошт сахт,
Ки дигар марон хар,[10] биёндоз рахт.

---

1 А — Ин байтро надорад.
2 А — Ҳикояти бозаргон ва ғуломи соҳибсухан. 3 А — яке. 4 А — ширинзанах. 5 А — мардак.
6 А — Ин байтро надорад. 7 А — нагардад. 8 А — буқъаро. 9 А — Ин байтро надорад. 10 А — чӣ ронӣ.

На ақл асту на маърифат як чавам,
Агар ман дигар Танги Туркон равам.
Дари шаҳвати нафси кофар бубанд,
В-агар ошиқӣ, лат хӯру сар бубанд.
Чӣ[1] мар бандаеро ҳаме парварӣ,
Ба ҳайбат барораш, к-аз ӯ бар хӯрӣ.
В-агар саййидаш лаб ба дандон газад,
Димоғи худовандгорӣ газад.[2]
Ғулом обкаш бояду хиштзан,
Бувад бандаи нозанин муштзан.[3]

* * *

Гурӯҳе нишинад бо хушписар.
Қи мо покбозему соҳибназар.
Зи ман пурс фарсудаи рӯзгор,
Қи бар суфра ҳасрат хӯрад рӯзадор.
Аз он тухми хурмо хӯрад гӯсфанд,
Қи қуфл аст бар танги хурмову банд.
Сари гови ассор аз он дар каҳ аст,
Қи аз кунҷидаш ресмон кӯтаҳ аст.

### *ҲИКОЯТ*[4]

Яке сурате дид соҳибҷамол,
Бигардидаш аз шӯриши ишқ ҳол.
Барандохт бечора чандон арақ,
Қи шабнам барорад биҳиштӣ варақ.
Гузар кард Букрот бар вай савор,
Бипурсид, к-инро чӣ афтод кор?
Қасе гуфташ: «Ин обиде порсост,
Қи ҳаргиз хатое зи дасташ нахост.

---

[1] А — Чу. [2] А — Ин байтро надорад. [3] А — Баъди ин сарлавҳа: Гуфтор дар муддаиёни каззоб.
[4] А — Ҳикояти дарвеши соҳибназар ва Букроти ҳаким.

Равад рӯзу шаб дар биёбону кӯҳ,
Зи суҳбат гурезон, зи мардум сутӯҳ.
Рабудаст хотирфиребе дилаш,
Фурӯ рафта пои назар дар гилаш.
Чу ояд[1] зи халқаш маломат ба гӯш,
Бигирьяд,[2] ки чанд аз маломат, хамӯш!
Магӯй, ар бинолам, ки маъзур нест,
Ки фарьёдам аз иллате дур нест.[3]
На ин нақши дил мерабояд зи даст,
Дил он мерабояд, ки ин нақш баст».
Шунид ин сухан марди корозмой,
Куҳан солпарвардаи пухтарой.
Бигуфт: «Арчи сити[4] накӯй равад,
На бо ҳар касе ҳар чӣ гӯи, равад.
Нигорандаро худ ҳамин нақш буд,
Ки шӯридаро дил ба яғмо рабуд.
Чаро тифли якрӯза ҳушаш набурд,
Ки дар сунъ дидан чӣ болиғ, чӣ хурд?
Муҳаққиқ ҳамон бинад андар ибил
Ки дар хубрӯёни Чину Чигил».
Никобест ҳар сатри ман з-ин китеб,
Фурӯҳишта бар оразе дилфиреб.
Маонист дар зери ҳарфи сиёҳ,
Чу дар парда маъшуқу дар меғ моҳ.
Дар авроқи Саъдӣ нагунҷад малол,
Ки дорад паси парда чандин ҷамол.
Маро, к-ин суханҳост маҷлисфурӯз,
Чу оташ дар ӯ рӯшноиву сӯз.
Наранҷам зи хасмон, агар бартапанд,
К-аз ин оташи порсӣ дар табанд.[5]

---

[1] А — омад. [2] А — Бигуфто. [3] А — Ин байтро надорад. [4] А — хаёл. [5] А — баъди ин сарлавҳа: «Гуфтор дар мусобират бар изои халқ.

* * *

Агар дар ҷаҳон аз ҷаҳонрастаест,
Дар аз халқ бар хештан бастаест,
Қас аз дасти ҷаври забонҳо нараст,
Агар худнамоясту гар ҳақпараст.[1]
Агар барпарӣ чун малак з-осмон,
Ба доман даровезадат бадгумон.
Ба кӯшиш тавон Даҷларо пеш баст,
Нашояд забони бадандеш баст.
Фароҳам нишинанд тардоманон,
Ки ин зӯҳди хушк асту он доми нон.
Ту рӯй аз парастидани ҳақ мапеч,
Биҳил, то нагиранд халқат ба ҳеҷ.
Чу розӣ шуд аз банда яздони пок,
Гар инҳо[2] нагарданд розӣ, чӣ бок?
Бадандеши халқ аз ҳақ огоҳ нест,
Зи ғавғои халқаш ба ҳақ роҳ нест.
Аз он раҳ ба ҷое наёвардаанд,
Ки аввал қадам пай ғалат кардаанд.
Ду кас бар ҳадисе гуморанд гӯш,
Аз ин то бад-он, з-Аҳриман то Сурӯш.[3]
Яке панд гирад, дигар нописанд,
Напардозад аз ҳарфгирӣ ба панд.
Фурӯ монда дар кунҷи торик ҷой,
Чӣ дарьёбад аз ҷоми гетинамой?
Мапиндор, агар[4] шеру гар рӯбаҳӣ,
Қ-аз инон ба мардию ҳилат раҳӣ.
Агар кунҷи хилват гузинад касе,
Ки парвои сӯҳбат надорад басе.
Мазаммат кунандаш, ки зарқ асту рев,
Зи мардум чунон мегурезад, ки дев.

---

[1] А — худпараст.

[2] А — Онҳо. [3] А — Баъди ин байти зерин **омадааст:**
Яке то кунад ташнаро тоза ҳалқ,
Яке то ба гардан дарафтад ба халқ.

[4] А — гар.

В-агар[1] хандарӯясту омезгор,
Афифаш надонанду парҳезгор.
Ғаниро ба ғайбат биkованд пӯст,
Ки Фиръавн агар ҳаст дар олам, ӯст.
В-агар бенавое бигирьяд ба сӯз,
Нагунбахт хонандашу тирарӯз.
В-агар комроне дарояд зи пой,
Ғанимат шуморанду фазли худой,
Ки то чанд аз ин ҷоҳу гарданкашӣ?
Хуширо бувад дар қафо нохушӣ.
В-агар тангдасте, тунукмояе
Саодат баландаш кунад пояе,
Бихояндаш аз кина дандон ба заҳр,
Ки дунпарвар аст ин фурӯмоя даҳр.[2]
Чу бинанд коре ба дастат-дар аст,
Ҳарисат шуморанду дуньёпараст.
В-агар дасти ҳиммат надорӣ ба[3] кор,
Гадопеша хонандату пухтакор.
Агар нотиқӣ, табли пурёвай
В-агар хомӯшӣ, нақши гармовай.[4]
Таҳаммулкунонро нахонанд мард,
Ки бечора аз бим сар барнакард.
В-агар дар сараш ҳавли[5] мардонагист,
Гурезанд аз ӯ, к-ин чӣ девонагист?!
Тааннут кунандаш, гар андакхӯрест,
Ки молаш магар рӯзии дигарест.
Агар нағзу покиза бошад[6] хӯраш,
Шикамбанда хонанду танпарвараш.
В-агар бе такаллуф зияд молдор,
Ки зинат бар аҳли тамиз аст ор.[7]
Забон дарниҳандаш ба изо чу теғ,
Ки бадбахт зар дорад аз худ дареғ.

---

[1] А — Агар.
[2] А — Ин байтро надорад. [3] А — бидорӣ зи. [4] А — гармобай. [5] А — ҳавлу. [6] А — дадро. [7] А — хор.

В-агар коху айвон мунаққаш кунад,
Тани хешро кисвате хуш кунад,
Ба ҷон ояд аз дасти таъназанон,
Ки худро биёрост ҳамчун занон.
Агар порсое саёҳат накард,
Сафаркадагонаш нахонанд мард,
Ки норафта берун зи оғӯши зан,
Қадомаш ҳунар бошаду рою фан?
Ҷаҳондидаро ҳам бидарранд пӯст,
Ки саргаштаи бахтбаргашта ӯст.
Гараш хат аз иқбол будию баҳр,
Замона наронди зи шаҳраш ба шаҳр.
Азабро накӯҳиш кунад хӯрдабин,
Ки меларзад[1] аз хуфту хезаш замин.
В-агар зан кунад, гӯяд: Аз дасти дил
Ба гардан дарафтод чун хар ба гил.
На аз ҷаври мардум раҳад зиштрӯй,
На шоҳид зи номардуми зиштгӯй.
Ғуломе ба Миср андарам банда буд,
Ки чашм аз ҳаё дар бар афканда буд».
Қасе гуфт: — «Ҳеҷ ин писар ақлу ҳуш
Надорад, бимолаш ба таълим гӯш».
Шабе барзадам бонг бар вай дурушт,
Ҳам ӯ гуфт мискин ба ҷавраш бикушт.[2]
Гарат[3] барканад хашм рӯзе[4] зи ҷой,
Саросема хонандату тирарой.
В-агар бурдбори куни аз касе,
Бигӯянд ғайрат надорад басе.
Сахиро ба андарз гӯянд:[5] «Бас,
Ки фардо ду дастат бувад пешу пас».
В-агар қонеу хештандор гашт,
Ба ташнеи халқе гирифтор гашт,

---

[1] А — меранҷад. [2] А — 3 байтро надорад. [3] А — Агар. [4] А — зудат. [5] А — гӯянду.

Ки ҳамчун падар хоҳад ин сифла мурд,
Ки неъмат раҳо карду ҳасрат бибурд.
Кӣ ёрад ба кунҷи саломат нишаст,
Ки пайғамбар аз хубси мардум[1] нараст?
Худоро, ки монанду анбозу ҷуфт
Надорад, шунидӣ, ки тарсо чӣ гуфт? —
Раҳоӣ наёбад кас аз дасти кас,
Гирифторро чора сабр асту бас.

### *ҲИКОЯТ*[2]

Ҷавоне ҳунарманду фарзона буд,
Ки дар ваъз чолоку мардона буд.
Накӯному[3] соҳибдилу ҳақпараст,
Хати оразаш хуштар аз хатти даст.
Магар лакнате будаш андар забон,
Ки таҳқиқи муъҷам накардӣ баён.[4]
Қавӣ дар балоғоту дар наҳв чуст,
Вале ҳарфи абҷад нагуфтӣ дуруст
Якеро бигуфтам зи соҳибдилон,
Ки дандони пешин надорад фалон.
Баромад зи савдои ман сурхрӯй,
К-аз ин ҷинс беҳуда дигар магӯй.
Ту дар вай ҳамон айб дидӣ, ки ҳаст,[5]
Зи чандон ҳунар чашми ақлат бубаст.[6]
Яқин бишнав аз ман, ки рӯзи яқин
Набинанд бад мардуми некбин.
Якеро, ки фазл асту фарҳангу рой,
Гараш пои исмат билағзад зи ҷой,
Ба як хурда мапсанд бар вай ҷафо,
Бузургон чӣ гуфтанд: — «Хадмо сафо»
Бувад хору гул бо ҳам, эй ҳушманд,

---

[1] А — душман. [2] А — Ҳикояти воиз ва назари соҳибкамол. [3] А — Накӯрӯю. [4] А — Ин байтро надорад. [5] А — дидиву бас. [6] А — ба пас.

Чӣ дар банди хорӣ? Ту гулдаста банд.
Гарат зиштхӯӣ бувад дар сиришт,
Набинӣ[1] зи товус ҷуз пои зишт.
Сафое ба даст овар, эй хираруӣ,
Ки нанмояд оинаи тира рӯй.
Тариқе талаб, к-аз уқубат раҳӣ,
На ҳарфе, ки ангушт бар вай ниҳӣ.
Манеҳ айби халқ, эй фурӯмоя, пеш,
Ки чашмат фурӯ дӯзад аз айби хеш.
Чаро доманолударо ҳад занам,
Чу дар худ шиносам, ки тардоманам.
Нашояд, ки бар кас дуруштӣ кунӣ,
Чу дар худ[2] ба таъвил пуште кунӣ.
Чу бад нописанд оядат,[3] худ макун,
Пас он гаҳ ба ҳамсоя гӯ: — «бад макун»,
Ман ар ҳақшиносам в-агар худнамой,
Бурун бо ту дорам дарун бо Худой.
Чу зоҳир ба иффат биёростам,
Тасарруф макун дар кажу[4] ростам.
Агар сиратам[5] хубу гар мункар аст,
Худоям ба сар[6] аз ту донотар аст.
Ту хомӯш, агар ман беҳам ё бадам,
Ки ҳаммоли суду зиёни худам.[7]
Қасеро ба кирдори бад кун азоб,
Ки чашм аз ту дорад ба некӣ савоб.
Накӯкорӣ аз мардуми некрой
Якеро ба даҳ менависад Худой.
Ту низ, эй аҷаб, ҳар киро як ҳунар
Бубинӣ, зи даҳ айбаш андаргузар.
На як айби ӯро бар[8] ангушт печ,
Ҷаҳоне фазилат баровар ба ҳеҷ.
Чу душман, ки дар айби[9] Саъдӣ нигоҳ

[1] А — Набинад. [2] А — Ки худро. [3] А — бописанд омадат. [4] А — каҷу. [5] А — сирати. [6] А — ситр.
[7] А — Ин байтро надорад. [8] А — ба. [9] А — шеъри.

Ба нафрат кунад з-андаруни[1] табоҳ,
Надорад ба сад нуктаи нағз гӯш,
Чу заъфе бубинад, барорад хурӯш.
Ҷуз ин иллаташ нест, к-он худписанд
Ҳасад дидаи некбинаш биканд.
На мар халқро сунъи борӣ сиришт
Сиёҳу сапед омаду хубу зишт?
На ҳар чашму абрӯ, ки бинӣ, накӯст,
Бихӯр мағзи писта,[2] бияндоз пӯст.

---

[1] А — в-андаруни.
[2] А — пистамағзу.

# БОБИ ҲАШТУМ

## *ДАР ШУКР БАР ОФИЯТ*[1]

Нафас менаёрам зад аз шукри дӯст,
Ки шукре надонам, ки дархурди ӯст.
Атоест ҳар мӯй аз ӯ бар танам,
Чӣ гуна ба ҳар мӯй шукре кунам?
Ситоиш худованди бахшандаро,
Ки мавҷуд кард аз адам бандаро.
Қиро қуввати васфи эҳсони ӯст,
Ки авсоф мустағриқи шони ӯст.
Бадеъе, ки шахс офаринад зи гил,
Равону хирад бахшаду ҳушу дил.
Зи пушти падар то ба поёни шайб,
Нигар,[2] то чӣ ташриф додат зи ғайб?
Чу пок офаридат, ба ҳуш бошу пок,
Ки нанг аст, нопок рафтан ба хок
Паёпай бияфшон аз[3] оина гард,
Ки мисқол нагирад чу зангор хӯрд.
На[4] дар ибтидо будӣ оби манӣ,
Агар мардӣ аз сар бадар кун манӣ.
Чу рӯзӣ ба саъй оварӣ сӯи хеш,
Макун такья бар зӯри бозуи хеш.
Чаро ҳақ намебинӣ, эй худпараст,
Ки бозу ба гардиш даровард[5] даст.

---

[1] А — Дар шукри ҳақ. [2] А — Вубин. [3] А — зи. [4] А — Ту. [5] А — баровард.

Чу оянд ба кӯшиданат хайр пеш,
Ба тавфиқи ҳақ дон, на аз саъи хеш.
Ба сарпанҷагӣ кас набурдаст гӯй,
Сипоси худованди тавфиқ гӯй.[1]
Ту қоим ба худ нестӣ як қадам,
Зи ғайбат мадад мерасад дам ба дам.
На тифли забонбаста будӣ зи лоф,
Ҳаме рӯзӣ омад ба[2] ҷавфат зи[3] ноф.
Чу нофаш буриданду рӯзӣ гусаст,
Ба пистони модар даровехт[4] даст.
Ғарибе, ки ранҷ орадаш даҳр пеш,
Ба дору диҳанд обаш аз шаҳри хеш.
Пас ӯ дар шикам парвариш ёфтаст,
Зи анбӯти меъда хӯриш ёфтаст.
Ду пистон, ки имрӯз дилхоҳи туст,
Ду чашма ҳам аз парваришгоҳи ӯст.[5]
Канору бари модари дилпазир
Биҳишт асту пистон дар ӯ ҷӯи шир.
Дарахтест болои ҷонпарвараш,
Валад меваи нозанин дар бараш.[6]
На рагҳои пистон даруни дил аст?
Пас, ар бингарӣ, шир хуни дил аст.
Ба хунаш фурӯ бурда дандон чу[7] неш,
Сиришта дар ӯ меҳри хунхори хеш.
Чу бозу кавӣ карду дандон ситабр,
Биронд аз лабаш[8] доя пистон ба сабр.
Чунон сабраш аз шир хомӯш кунад,
Ки пистони ширин[9] фаромӯш кунад.
Ту низ, эй ки дар тавбаи[10] тифли роҳ,
Ба сабрат фаромӯш гардад гуноҳ.

---

[1] А — Ин байтро надорад.
[2] А — зи. [3] А — ба. [4] А — баровехт. [5] А — Туст. [6] А — 2 Байтро надорад. [7] А — дандону. [8] А — барандоядаш.
[9] А — пистону шираш. [10] А — пӯяи.
[1] А — Ҳикояти ҷавону модари пир.

## *ҲИКОЯТ*

Ҷавоне сар аз рои модар битофт,
Дили дардмандаш ба озар битофт.
Чу бечора шуд, пешаш оварди махд,
Ки, эй сустмеҳри фаромӯшаҳд!
На гирьёну дармонда будию хурд,
Ки шабҳо зи дасти ту хобам набурд!?[1]
На дар махд нерӯю ҳолат набуд,
Магас рондан аз худ маҷолат набуд?
Ту онӣ, ки аз[2] як магас ранҷаӣ,
Ки имрӯз солори сарпанҷаӣ.
Ба ҳоле шавӣ боз дар қаъри гӯр,
Ки натвонӣ аз хештан дафъи мӯр.
Дигар дида чун барфурӯзад чароғ,
Чу[3] кирми лаҳад хӯрд пеҳи димоғ?
Чу пӯшидачашме бубинӣ[4] ки роҳ
Намонад ҳаме вақти рафтан зи[5] чоҳ,
Ту гар[6] шукр кардӣ, ки бодидаӣ,
В-агарна ту ҳам чашмпӯшидаӣ.
Муаллим наёмӯхтат фаҳму[7] рой,
Сиришт ин сифат дар ниҳодат Худой.
Гарат манъ кардӣ дили ҳақниюш,
Ҳақат айни ботил набудӣ ба гӯш.
Бубин, то як ангушт аз чанд банд
Ба сунъи илоҳӣ ба ҳам дарфиканд.
Пас, ошуфтагӣ бошаду аблаҳӣ,
Ки ангушт бар ҳарфи сунъаш ниҳӣ.
Тааммул кун, аз баҳри рафтори мард,
Ки чанд устухон пай заду васл кард,
Ки бе гардиши каъбу зонуву пой
Нашояд қадам баргирифтан зи ҷой.

---

1 А — Ин байтро надорад. 2 А — к-аз он. 3 А — Ки. 4 А — набинад. 5 А — ба. 6 А — кай. 7 А — биёмӯхтат илму.

Аз он сачда бар одамӣ сахт нест,
Ки дар салби ӯ мӯҳра яклахт нест.
Дусад мӯҳра бар[1] якдигар сохтаст,
Ки гилмӯҳрае чун ту пардохтаст.
Рагат бар[2] тан аст, эй писандидахӯй,
Замине дар ӯ сесаду шаст ҷӯй.
Басар дар сару рою фикру тамиз
Ҷаворех ба дил, дил ба дониш азиз.
Баҳоим бар ӯ[3] андар афтода хор,
Ту ҳамчун алаф бар қадамҳо савор.
Нагун карда эшон сар аз баҳри хӯр,[4]
Ту орӣ[5] ба иззат хӯриш пеши сар.[6]
Назебад туро бо чунин сарварӣ,
Ки сар ҷуз ба тоат фуруд оварӣ.
Ба инъоми худ дона додат на коҳ,
Накардат чун инъоми сар дар гиёҳ.
Валекин бад-ин сурати дилпазир
Фиребо[7] машав, сирати хуб гир.
Раҳи рост бояд, на болои рост,
Ки кофар ҳам аз рӯи сурат чу мост.
Туро он кӣ чашму даҳон доду гӯш,
Агар оқилӣ ,дар хилофаш макӯш.
Гирифтам, ки душман бикӯбӣ ба санг,
Макун боре аз ҷаҳл[8] бо дӯст ҷанг
Хирадмандтабъони миннатшинос
Бидӯзанд неъмат ба мехи сипос.

### *ҲИКОЯТ*[9]

Маликзодае з-асби адҳам[10] фитод.
Ба гардан-дараш мӯҳра барҳам фитод.

---

1 А — дар. 2 А — дар. 3 А — ӯй. 4 А — ҷав. 5 А — борӣ. 6 А — пешрав. 7 А — фирефта. 8 А — эй ҷафопеша. 9 А — Гуфтор дар вуҷуби шукри мунъим. 10 А — Набардозмое зи адҳам.

Чу пилаш фурӯ рафт гардан ба тан,
Нагаштӣ сараш, то нагаштӣ бадан.
Пизишкон бимонданд ҳайрон дар ин,
Магар файласуфе зи Юнонзамин.
Шунидам, ки саъяш фаромӯш кард,
Забон аз муроот хомӯш кард.
Сараш бозпечиду раг рост шуд
В-агар вай набудӣ, зи ман хост шуд.
Дигар навбат омад ба наздики шоҳ,
Накард он фурӯмоя дар вай нигоҳ.
Хирадмандро сар фурӯ шуд ба шарм,
Шунидам, ки мерафту мегуфт нарм: —
«Агар дӣ напечидаме гарданаш,
Напечидӣ имрӯз рӯй аз манаш.
Фиристод тухме ба дасти раҳӣ,
Ки бояд бари удсӯзаш ниҳӣ».
Фиристода омад бари шаҳриёр,
Бикард, он чӣ гуфташ худовандгор.
Маликро яке атса омад зи дуд,
Сару гарданаш ҳамчунон шуд, ки буд.
Ба узр аз паи мард биштофтанд,
Биҷустанд бисьёру кам ёфтанд.
Макун, гардан аз шукри мунъим мапеч,
Ки рӯзи пасин сар барорӣ ба ҳеҷ.

* * *

Яке гӯши кӯдак бимолид сахт,
Ки эй булаҷаброи баргаштабахт.
Туро теша додам, ки ҳезум шикан,
Нагуфтам, ки девори масҷид бикан.
Забон омад аз баҳри шукру сипос,
Ба ғайбат нагардонадаш ҳақшинос

Гузаргоҳи «Қуръон»-у панд аст гӯш,
Ба бӯҳтону ботил шунудан[1] макӯш.
Ду чашм аз паи сунъи борӣ накӯст,
Зи айби бародар фурӯ гиру дӯст.[2]

* * *

Шаб аз баҳри осоиши тусту рӯз,
Маҳи равшану меҳри гетифурӯз.
Сипеҳр аз барои ту фаррошвор
Ҳаме густуронад бисоти баҳор.[3]
Агар боду барф асту борону мег
В-агар раъд чавгон занад, барқ теғ,
Ҳама кордорони фармонбаранд,
Ки тухми ту дар хок мепарваранд.
Агар[4] ташна монӣ, зи сахтӣ маҷӯш,[5]
Ки саққои абр обат орад ба дӯш,
Зи хок оварад рангу бӯи[6] таом,
Тамошогаҳи дидаву мағзу ком.
Асал додат аз наҳлу ман аз ҳаво
Рутаб додат аз нахлу тал аз наво.
Ҳама нахлбандон бихоянд даст
Зи ҳайрат, ки нахле чунин кас набаст.
Хуру моҳу парвин барои туанд,
Қанодили сақфи сарои туанд.
Зи хорат гул овbooду аз[7] нофа мушк,
Зар аз кону барги тар аз чӯби хушк.
Ба дасти худат чашму абрӯ нигошт,
Ки маҳрам ба ағьёр натвон гузошт.
Тавоно, ки ӯ нозанин парварад,
Ба алвони неъмат чунин парварад.

---

1 А — шунидан. 2 А — Баъди ин сарлавҳа: «Мавочеи шукри борӣ ва осори кудрати ӯ». 3 А — Ин байтро надорад. 4 А — В-агар. 5 А — сахтиву ҷӯш. 6 А — бӯю. 7 А — овард в-аз.

Ба ҷон гуфт бояд нафас бар нафас,
Ки шукраш на кори забон асту бас.
Худоё, дилам хун шуду дида реш,
Ки мебинам инъомат аз гуфт беш.
Нагӯям, даду дому мӯру самак,
Ки фавҷи малоик ба авҷи фалак.
Ҳанӯзат сипос андаке гуфтаанд,
Зи байвар — ҳазорон яке гуфтаанд.
Бирав, Саъдиё, дасту дафтар[1] бишӯй.
Ба роҳе, ки поён надорад, мапӯй.[2]

* * *

Надонад касе қадри рӯзи хушӣ.
Магар рӯзе афтад ба сахтикашӣ.
Зимистони дарвеш дар тангсол
Чи саҳл аст пеши худованди мол.
Салиме, ки якчанд нолон нахуфт,
Худовандро шукри сиҳҳат нагуфт.
Чу мардонарав бошию тезпой,
Ба шукрона бо кундпоён бипой.
Ба пири куҳан барбубахшад ҷавон,
Тавоно кунад раҳм бар нотавон.
Чӣ донанд Ҷайҳуниён қадри об,
Зи вомондагон пурс дар офтоб.
Араброн, ки дар Даҷла бошад қууд,
Чӣ ғам бошад[3] аз ташнагони Зуруд.
Касе қимати тандурустӣ шинохт,
Ки якчанд бечора дар таб гудохт.
Туро тирашаб кай намояд дароз,
Ки ғалтӣ зи паҳлӯ ба паҳлӯи ноз.
Барандеш аз афтону хезони таб,
Ки ранҷур донад дарозии шаб.

---

[1] А — дафтари дил. [2] А — Баъди ин сарлавҳа: «Дар бахшоиши аҷрон ва шукри неъмати борӣ». [3] А — дорад.

Ба бонги духул хоча бедор гашт,
Чӣ донад шаби посбон чун ғузашт?

### *ҲИКОЯТ*[1]

Шунидам, ки Туғрил шабе дар хазон
Гузар кард бар ҳиндуи посбон.
Зи боридани барфу борони сайл,
Ба ларзиш дарафтода ҳамчун суҳайл.
Дилаш бар вай аз раҳмат овард ҷӯш,
Ки инак қабопӯстинам бипӯш.
Даме мунтазир бош бар тарфи бом,
Ки берун фиристам ба дасти ғулом.
Дар ин буду боди сабо дарвазид,[2]
Шаҳаншаҳ дар айвони шоҳӣ хазид.
Вушоқе паричеҳра дар хайл дошт,
Ки табъаш бад-ӯ андаке майл дошт.
Тамошои туркаш чунон хуш фитод,
Ки ҳиндуи мискин бирафташ зи ёд.
Қабопӯстине гузашташ ба гӯш,
Зи бадбахтияш дарнаёмад ба дӯш.
Магар ранҷи сармо бар ӯ бас набуд,
Ки ҷаври сипеҳр интизораш фузуд.
Нигаҳ кун, чу султон ба ғафлат бихуфт,
Ки чӯбакзанаш бомдодон чӣ гуфт: —
«Магар некбахтат фаромӯш шуд,
Чу дастат дар оғӯши оғӯш шуд?
Туро шаб ба айшу тараб меравад,
Чӣ донӣ, ки бар мо чӣ шаб меравад?»
Фурӯ бурда сар корвоне ба дег,
Чӣ аз по фурӯ рафтагонаш ба рег?
Бидор, эй худованд, заврақ бар об,
Ки бечорагонро гузашт аз сар об.

---

[1] Ҳикояти шоҳ Туғрил ва ҳиндуи посбон.
[2] А — Барвазид.

Тавaққуф кунед, эй ҷавонони чуст,
Қи дар корвонанд пирони суст.
Ту хуш хуфта дар ҳавдаҷи корвон,
Миҳори шутур дар кафи корвон,
Чӣ ҳомуну кӯҳак,[1] чӣ сангу римол.
Зи раҳ бозпасмондагон пурс ҳол.
Туро кӯҳпайкар ҳаюн мебарад,[2]
Пиёда чӣ донӣ, ки чун меравад?
Ба ороми дил хуфтагон дар буна,
Чӣ донанд ҳоли шикам гурсна?

*ҲИКОЯТ*

Якеро асас даст барбаста буд,
Ҳама шаб парешону дилхаста буд.
Ба гӯш омадаш дар шаби тираранг,
Қи шахсе ҳаме нолад аз дасти танг.
Шунид ин сухан дузди мискину гуфт: —
«Зи бечорагӣ чанд нолӣ, бихуфт!
Бирав, шукри яздон кун, эй тангдаст,
Қи дастат асас танг бар ҳам набаст.
Макун нола аз бенавоӣ басе,
Чу бинӣ зи худ бенавотар касе».

*ҲИКОЯТ*

Бараҳнатане як дирам вом кард,
Тани хешро кисвати хом кард.
Бинолид, к-эй толеи бадлигом,
Зи[3] гармо бипухтам дар ин зери хом.
Чу нопухта омад зи сахтӣ ба ҷӯш,
Яке гуфташ аз чоҳи зиндон: — «Хамӯш»,
Ба ҷой овар, эй хом, шукри худой,
Қи чун мо най хом бар дасту пой.

---

[1] А — кӯҳу. [2] А — меравад. [3] А — Ба.

### *ХИКОЯТ*

Яке кард бар порсое гузар,
Ба сурат ҷуҳуд омадаш дар назар.
Қафое фурӯ кӯфт бар гарданаш,
Бубахшид дарвеш пироҳанаш.
Хиҷил гуфт,[1] к-он-ч аз ман омад, хатост,
Бубахшой бар ман, чӣ ҷои атост?
Ба шукрона гуфто: — «Ба сар бистам,
Қи онам, ки пиндоштӣ, нестам.
Накусирати бетакаллуф бурун
Беҳ аз некноми харобандарун,
Ба наздики ман шабрави роҳзан,
Беҳ аз фосиқи порсопираҳан.[2]

* * *

Зи раҳ бозпасмондае мегирист,
Қи мискинтар аз ман дар ин дашт кист?
Ҷаҳондидае гуфташ: — «Эй ҳушьёр,
Агар мардӣ, ин як сухан гӯш дор[3]
Бирав шукр кун, чун ба хар барнай,[4]
Ки охир банӣ-одамӣ, хар най.[5]

### *ХИКОЯТ*

Фақеҳе бар афтода масте гузашт,
Ба мастурии хеш мағрур гашт.
Зи нахват бар ӯ илтифоте накард,
Ҷавон сар баровард, к-эй пирмард!

---

[1] А — гашт.
[2] А — Ду байтро надорад. [3] А — Ин байтро надорад, ба ҷои ин байти зерин омадааст:
Харе боркаш гуфташ: «Эй бетамиз,
Зи ҷаври фалак чанд нолӣ ту низ?
[4] А — бад най. [5] А — Ба зери чунин бор охир най.

Бирав, шукр кун, чун ба неъмат-дарӣ,
Қи маҳрумӣ ояд зи мустакбарӣ.
Якеро, ки дар банд бинӣ, маханд,
Мабодо, ки ногаҳ дарафтӣ ба банд.
На охир дар имкони тақдир ҳаст,
Қи фардо чу ман бошӣ афтода маст.
Туро осмон хат ба масҷид навишт,
Мазан таъна бар дигаре дар куништ.
Бубанд, эй мусулмон, ба шукрона даст,
Қи зуннори муғ дар миёнат набаст.
На худ меравад, ҳар кӣ ҷӯёни ӯст,
Ба унфаш кашон мебарад лутфи дӯст.
Нигар, то қазо аз кучо сайр кард,
Қи кӯрӣ[1] бувад, такья бар ғайр кард.

* * *

Сириштаст борӣ шифо дар асал,
Наҷандон ки зӯр оварад бо аҷал.
Асал хуш кунад зиндагонро мизоҷ,
Вале дарди мурдан надорад илоҷ.[2]
Рамақмондаеро, ки ҷон аз бадан
Баромад, чӣ суд ангабин дар даҳан?
Яке гурзи пӯлод бар мағз хӯрд,
Қасе гуфт: — Сандал бимолаш ба дард.
Зи пеши хатар, то тавонӣ, гурез,
Валекин макун бо қазо панҷа тез.
Дарун то бувад қобили шурбу акл.
Бадан тозарӯясту покизашакл.
Хароб он гаҳ ин хона гардад тамом,
Қи бо ҳам насозанд табъу таом.
Мизоҷат тару хушку гарм асту сард,
Мураккаб аз ин чор табъ аст мард.

---

[1] А — сустӣ. [2] А — Ин байтро надорад.

Яке з-ин чу бар дигаре ёфт даст,
Тарозуи адли табиат шикаст.
Агар боди сарди нафас нагзарад,[1]
Тафи меъда ҷон дар хурӯш оварад.
В-агар деги меъда наҷӯшад таом,
Тани нозанинро шавад кор хом.
Дар инон[2] набандад дил аҳли шинохт,
Ки пайваста бо ҳам нахоҳанд сохт.
Тавоноии тан мадон аз хӯриш,
Ки лутфи ҳақат медиҳад парвариш.
Ба ҳаққаш, ки гар дида бар теғу корд
Ниҳӣ, ҳаққи шукраш нахоҳӣ гузорд.
Чу рӯе ба хидмат ниҳӣ бар замин,
Худоро сано гӯю худро мабин.
Гадоест[3] тасбеҳу зикру ҳузур,
Гадоро набояд, ки бошад ғурур.
Гирифтам, ки худ хидмате кардаӣ,
На пайваста инъоми ӯ хӯрдаӣ?[4]

* * *

Нахуст ӯ иродат ба дил дарниҳад,
Пас ин банда бар остон сар ниҳод.
Гар[5] аз ҳақ на тавфиқи хайре расад,
Қай аз банда хайре ба ғайре расад?
Забонро чӣ бинӣ, ки иқрор дод?
Бубин, то забонро кӣ гуфтор дод?
Дари маърифат дидаи одамист,
Ки бикшуда бар осмону замист.
Қайат фаҳм будӣ нишебу фароз,
Гар ин дар накардӣ ба рӯи ту боз?
Сар оварду даст аз адам дар вуҷуд,
Дар ин ҷуд бинҳоду[6] дар он[7] суҷуд.

[1] А — бигзарад. [2] А — эшон. [3] А — Қиро нест. [4] А — Ин байтро надорад.
[5] А — ки. [6] А — пинҳону. [7] А — вай.

В-агарна кай аз даст[1] ҷуд омадӣ?
Муҳол аст, к-аз сар суҷуд омадӣ.
Ба ҳикмат забон доду гӯш офарид,
Ки бошанд сандуқи дилро калид.
Агар на забон қисса бардоштӣ,
Кас аз сирри дил кай хабар доштӣ?
В-агар нестӣ саъи ҷосуси гӯш,
Хабар кай расидӣ ба султони ҳуш?
Маро лафзи ширини хонанда дод,
Туро самъу идроки донанда дод,
Мудом ин ду чун ҳоҷибон бар даранд,
Зи султон ба султон хабар мебаранд.
Чӣ андеша аз худ, ки феълам накӯст?
Аз он[2] дар нигаҳ кун, ки тавфиқи ӯст.
Барад бӯстонбон бар[3] айвони шоҳ
Ба навбова гул[4] ҳам зи бӯстони шоҳ.

### *ҲИКОЯТ*[5]

Буте дидам аз оҷ дар Суманот
Мурассаъ чу дар ҷоҳилият манот.
Чунон сураташ баста[6] тимсолгар,
Ки сурат набандад аз он хубтар.
Зи ҳар ноҳият корвонҳо равон,
Ба дидори он сурати беравон.
Тамаъ карда ройони Чину Чигил,
Чу Саъдӣ вафо з-он бути сангдил.
Забоноварон рафта аз ҳар макон,
Тазаррӯъкунон пеши он безабон.
Фурӯ мондам аз кашфи он моҷаро,
Ки ҳаййи ҷамодӣ парастад ҷаро?
Муғеро, ки бо ман сару кор буд,
Накӯгӯю ҳамҳуҷраю ёр буд,

---

[1] А — зи дасти кӣ. [2] А — ин. [3] А — ба. [4] А — тӯҳфа самар. [5] А — Ҳикояти сафари Ҳиндустон ва зазолати бутпарастон. [6] А — кард.

Ба нармӣ бипурсидам: — «Эй барҳаман,
Аҷаб дорам аз кори ин буқъа ман,
Ки мадҳуши ин нотавон пайкаранд,
Муқайяд ба чоҳи залолат даранд.
На нерӯи дасташ, на рафтори пой
В-араш бифканӣ, барнахезад зи ҷой.
Набинӣ, ки чашмонаш аз каҳрабост,
Вафо ҷустан аз сангчашмон хатост.
Бар ин гуфтам, он дӯст душман гирифт,
Чу оташ шуд аз хашму дар ман гирифт.
Муғонро хабар карду пирони дайр,
Надидам дар он анҷуман рӯи хайр.
Фитоданд габрони позандхон.
Чу саг дар ман аз баҳри он устухон.
Чу он роҳи каж пешашон рост буд,
Раҳи рост дар чашмашон каж намуд,
Ки мард арчи донову соҳибдил аст,
Ба наздики бедонишон ҷоҳил аст.[1]
Фурӯ мондам аз чора ҳамчун ғариқ,
Бурун аз мудоро надидам тариқ.
Чу бинӣ, ки ҷоҳил ба кин андар аст,
Саломат ба таслиму лин андар аст.
Меҳин барҳаманро сутудам баланд,
Ки, эй пири тафсири «Асто»-ву «Занд!»[2]
Маро низ бо накши ин бут хуш аст.
Ки шакле хушу қомате дилкаш аст.
Бадеъ оядам сураташ дар назар,
Валекин зи маънӣ надорам хабар,
Ки солуки ин манзилам анқариб,
Бад аз нек камтар шиносад ғариб.[3]
Ту донӣ, ки фарзини ин руқъаӣ,
Насиҳатгару шоҳи ин буқъаӣ.

---

[1] А — Ду байтро надорад. [2] А — Ки эй пиру устоди тафсири «Занд». [3] А — Ин байтро надорад.

Чӣ маънист дар сурати ин санам,
Ки аввал парастандагонаш манам?
Ибодат ба тақлид гумроҳияст,
Хунук раҳраверо, ки огоҳияст.[1]
Бараҳман зи шодӣ барафрӯхт рӯй,
Писандиду гуфт: «Эй писандидагӯй,
Суолат савоб асту феълат ҷамил,
Ба манзил расад, ҳар кӣ ҷӯяд далел.
Басе чун ту гардидам андар сафар,
Бутон дидам аз хештан бехабар.
Ҷуз ин бут, ки ҳар субҳ аз ин[2] ҷо, ки ҳаст,
Барорад ба яздони додор даст.
В-агар хоҳӣ, имшаб ҳамин[3] ҷо бибош,
Ки фардо шавад сирри ин бар ту фош.
Шаб[4] он ҷо бибудам ба фармони пир,
Чу Бежан ба чоҳи бало дар[5] асир.
Шабе ҳамчу рӯзи қиёмат дароз,
Муғон гирди ман бе вузу дар намоз.
Қашишон ҳаргиз наёзурда об,
Бағалҳо чу мурдор дар[6] офтоб.
Магар карда будам гуноҳе азим,
Ки бурдам дар ин шаб азобе алим.
Ҳама шаб дар ин қайду ғам мубтало,
Якам даст бар дил, яке бар дуо,
Ки ногаҳ духулзан фуру кӯфт кӯс,
Бихонд аз фазои бараҳман хурӯс.
Хатиби сияҳпӯши шаб бехилоф
Баровард[7] шамшери рӯз аз ғилоф.
Фитод оташи субҳ дар сӯхта,
Ба як дам ҷаҳоне шуд афрӯхта.
Ту гуфтӣ, ки дар хиттаи Зангбор
Зи як гӯша ногаҳ даромад татор.

---

[1] А — Ин байтро надорад.
[2] А — он. [3] А — ҳамон. [4] А — ҳам. [5] А — залолат.
[6] А — бар. [7] А — Барохехт.

Муғони табаҳрон[1] ношустарӯй
Ба дайр[2] омаданд аз дару дашту кӯй.
Қас аз мард дар шаҳру аз[3] зан намонд,
Дар он буткада ҷои дарзан намонд.
Ман аз ғусса ранҷуру аз[4] хоб маст,
Ки ногоҳ тимсол бардошт даст.
Ба якбор аз эшон[5] баромад хурӯш,
Ту гуфтӣ, ки дарьё баромад ба ҷӯш.
Чу бутхона холӣ шуд аз анҷуман,
Бараҳман нигаҳ кард хандон ба ман,
Ки донам, туро беш мушкил намонд,
Ҳақиқат аён гашту ботил намонд?!
Чу дидам, ки ҷаҳл андар ӯ маҳкам аст,
Хаёли муҳол андар ӯ мудғам аст.
Наёрастам аз ҳақ дигар ҳеҷ гуфт,
Ки ҳақ з-аҳли ботил бубояд нуҳуфт.
Чу бинӣ забардастро зӯрдаст,[6]
На мардӣ бувад, панҷаи худ шикаст.
Замоне ба солӯс гирьён шудам,
Ки ман з-он чӣ гуфтам, пушаймон шудам.
Ба гирья дили кофарон кард майл,
Аҷаб нест, санг ар бигардад[7] зи сайл.
Давиданд хидматкунон сӯи ман,
Ба иззат гирифтанд бозуи ман.
Шудам узр гӯён бари шахси[8] оҷ
Ба курсии заркӯфт бар тахти соҷ.
Бутакро яке бӯса додам ба даст,
Ки лаънат бар ӯ боду бар бутпараст.
Ба тақлид кофар шудам рӯз чанд,
Бараҳман шудам дар мақомоти Занд.
Чу дидам, ки дар дайр гаштам амин,
Нагунҷидам аз хуррамӣ дар замин.

[1] А — сияхкори. [2] А — Падид. [3] А — шахр в-аз. [4] А — ранчур в-аз [5] А — онхо. [6] А — зердаст. [7] А — Гар санг гардад. [8] А — тахти.

Дари дайр маҳкам бубастам шабе,
Давидам чапу рост чун ақрабе.
Нигаҳ кардам аз зери тахту забар
Яке парда дидам мукаллал ба зар.
Паси парда митрони озарпараст.
Муҷовир сари ресмоне ба даст.
Ба фаврам дар он ҳол маълум шуд,
Чу Довуд, к-оҳан бар ӯ мум шуд,
Қи ночор чун даркашад ресмон,
Барорад санам даст дар осмон.[1]
Бараҳман шуд аз рӯи ман шармсор,
Қи шунъат бувад бахья бар рӯи кор.
Битозиду ман дар паяш тохтам,
Нагунаш ба чоҳе дарандохтам,
Қи донистам, ар зинда он[2] барҳаман
Бимонад, кунад саъй дар хуни ман.
Писандад, ки аз ман барояд димор,
Мабодо, ки розаш[3] кунам ошкор.
Чу аз кори муфсид хабар ёфтӣ,
Зи дасташ баровар, чу дарьёфтӣ,
Қи гар зиндааш монӣ, он беҳунар
Нахоҳад туро зиндагонӣ дигар.
В-агар сар ба хидмат ниҳад бар дарат,
Агар[4] даст ёбад, бибуррад сарат.
Фиребандаро пой дар пай манеҳ,
Чу рафтию дидӣ, амонаш мадеҳ.
Тамомаш бикуштам ба санг он хабис,[5]
Қи аз мурда дигар наёяд ҳадис.[6]
Чу дидам, ки ғавғое ангехтам,
Раҳо кардам он буму бигрехтам.
Чу андар наистоне оташ задӣ,
Зи шерон бипарҳез, агар бихрадӣ.

[1] А — дасти фарьёдхон. [2] А — чун. [3] А — сирраш.
[4] А — В-агар. [5] А — чӯбу ба санг. [6] А — Накардам дар он кор чизе даранг.

Макуш баччаи мори мардумгазой,
Чу кушти дар он хона дигар мапой.
Чу занбӯрхона биёшуфтӣ,
Гурез аз маҳаллат, ки гарм ӯфтӣ.
Ба чобуктар аз худ маяндоз тир,
Чу афтад, доман ба дандон бигир.
Дар авроқи Саъдӣ чунон панд нест,
Қи чун пои девор кандӣ, маист.[1]
Ба Ҳинд омадам баъд аз он растхез
В-аз он ҷо ба роҳи Яман то Ҳиҷез.
Аз он ҷумла сахтӣ, ки бар ман гузашт,
Даҳонам ҷуз имрӯз ширин нагашт.
Дар иқболу таъйиди Бӯбакри Саъд
Қи модар назояд чун ӯ қаблу баъд,
Зи ҷаври фалак додхоҳ омадам,
Дар ин соягустар паноҳ омадам.
Дуогӯи ин давлатам бандавор,
Худоё, ту ин соя поянда дор,
Қи марҳам ниҳодам на дархурди реш,
Қи дархурди икрому инъоми хеш.
Қай ин шукри неъмат ба ҷо оварам,
В-агар пой гардад ба хидмат сарам?
Фураҷ ёфтам баъд аз он бандҳо,
Ҳанӯзам ба гӯш аст он пандҳо.
Яке он, ки ҳар гаҳ зи дасти ниёз
Барорам ба даргоҳи донои роз,
Ба ёд ояд он лӯъбати чиниям,
Қунад хок дар чашми худбиниям.
Бидонам,[2] ки дасте, ки бардоштам,
Ба нерӯи худ барнаяфроштам.
На соҳибдилон[3] даст бармекашанд,[4]
Қи сарришта аз ғайб дармекашанд.[5]

[1] А — Ин байтро надорад.
[2] А — надонистамӣ. [3] А — соҳибдил аз. [4] А — бармекашад. [5] А — дармекашад.

Дари хайр боз асту тоат, валек
На ҳар кас тавоност бар феъли нек.
Ҳамин аст монеъ, ки дар боргоҳ
Нашояд шудан ҷуз ба фармони шоҳ.
Қалиди қадар нест дар дасти кас,
Тавонои мутлақ худоясту бас.
Пас, эй марди пӯянда бар роҳи рост,
Туро нест миннат, худовандрост.
Чу дар ғайб некӯ ниҳодат сиришт,
Наёяд зи хӯи ту кирдори зишт,
Зи занбӯр кард ин ҳаловат падид,
Ҳамон кас, ки дар мор заҳр офарид.
Чу хоҳад, ки мулки ту вайрон кунад,
Нахуст аз ту халқе парешон кунад.
В-агар бошадаш бар ту бахшоише,
Расонад ба халқ аз ту осоише.
Такаббур макун бар раҳи ростӣ,
Ки дастат гирифтанду бархостӣ.
Сухан судманд аст, агар бишнавӣ,
Ба мардон расӣ, гар тариқат равӣ.[1]
Мақоме биёбӣ, гарат раҳ диҳанд,
Ки бар хони иззат симотат ниҳанд.
Валекин набояд, ки танҳо хӯрӣ,
Зи дарвеши дармонда ёд оварӣ.[2]
Фиристӣ магар раҳмате дар[3] паям,
Ки бар кардаи хеш восиқ наям.

[1] А — Ки гар хор корӣ суман надравӣ. [2] А — Ду байтро надорад. [3] А — бар.

## БОБИ НУҲУМ

### *ДАР ТАВБА ВА РОҲИ САВОБ*

Биё, эй ки умрат ба ҳафтод рафт,
Магар хуфта будӣ, ки бар бод рафт?
Ҳама барги будан ҳаме сохтӣ,
Ба тадбири рафтан напардохтӣ.
Қиёмат, ки бозори минӯ ниҳанд,
Манозил ба аъмоли некӯ диҳанд.
Бизоат ба чандон ки орӣ, барӣ
В-агар муфлисӣ шармсорӣ барӣ,
Ки бозор чандон ки огандатар,
Тиҳидастро дил парокандатар.
Зи панҷаҳ дирам панҷ агар кам шавад,
Дилат реши[1] сарпанҷаи ғам шавад.
Чу панҷоҳ солат бурун шуд зи даст,
Ғанимат шумар панҷ рӯзе, ки ҳаст.
Агар мурда мискин забон доштӣ,
Ба фарьёду зорӣ фиғон доштӣ,
Ки, эй зинда, чун ҳаст имкони гуфт,
Лаб аз зикр чун мурда бар ҳам махуфт.
Чу моро ба ғафлат бишуд рӯзгор,
Ту боре даме чанд фурсат шумор.

---

[1] А — решу.

### ҲИКОЯТ[1]

Шабе дар ҷавонию тийби ниам
Ҷавонон нишастем чанде ба ҳам.
Чу булбул сароён, чу гул тозарӯй,
Зи шӯхӣ дарафканда ғулғул ба кӯй.
Ҷаҳондида пире зи мо барканор
Зи даври фалак лайли мӯяш[2] наҳор,
Чу фундуқ даҳон аз сухан баста буд,
На чун мо лаб аз ханда чун писта буд.
Ҷавоне фаро рафт,[3] к-эй пирмард,
Чӣ дар кунҷи ҳасрат нишинӣ ба дард?
Яке сар барор аз гиребони ғам,
Ба ороми дил бо ҷавонон бичам.
Баровард сар солхӯрд аз нуҳуфт,
Ҷавобаш нигар, то чӣ пирона гуфт: —
«Чу боди сабо бар[4] гулистон вазад,
Чамидан дарахти[5] ҷавонро сазад.
Чамад[6] то ҷавон асту сарсабзу хед.
Шикаста шавад, чун ба зардӣ расид.
Баҳорон, ки бед[7] оварад бедмушк,
Бирезад дарахти куҳан[8] барги хушк.
Назебад маро бо ҷавонон чамид,
Ки бар оразам субҳи пирӣ дамид.
Ба қайд андарам ҷуррабозӣ, ки буд,
Дамодам сари ришта хоҳад рабуд.
Шуморост навбат бар ин хон нишаст,
Ки мо аз танаъум бишустем даст.
Чу бар сар нишаст аз бузургӣ ғубор,
Дигар чашми айши[9] ҷавонӣ мадор.
Маро барф борида[10] бар парри зоғ,
Нашояд чу булбул тамошои боғ.

[1] А — Ҳикояти пир ва таҳассури ӯ бар қуввати ҷавонӣ.
[2] А — мӯи лайлаш. [3] А — бад-ӯ гуфт. [4] А — дар. [5] А — Дарахти чамидан. [6] А — Ҳаме. [7] А — бод. [8] А — кашан. [9] А — айшу. [10] А — борид.

Кунад ҷилва товуси соҳибҷамол,
Чӣ меҳоҳӣ аз бози баркандабол.
Маро ғалла танг андар омад дарав,
Шуморо кунун медиҳад сабза нав.
Гулистони моро тароват гузашт,
Ки гулдаста бандад, чу пажмурда гашт.
Маро такья, ҷони падар, бар асост,
Дигар такья бар зиндагонӣ хатост.
Мусаллам ҷавонрост бар пой ҷаст,
Ки пирон баранд истионат ба даст.[1]
Гули сурхи рӯям нигар, зарри ноб,
Фурӯ рафт, чун зард шуд офтоб.
Ҳавас пухтан аз кӯдаки нотамом,
Чунон зишт набвад, ки аз пири хом.
Маро мебибояд, чу тифлон гирист,
Зи шарми гуноҳон на тифлона зист.
Накӯ гуфт Луқмон, ки нозистан
Беҳ аз солҳо бархато зистан.
Ҳам аз бомдодон дари кулба баст,
Беҳ аз суду сармоя додан зи даст.
Ҷавон то расонад сиёҳӣ ба нур,[2]
Барад пири мискин сиёҳӣ[3] ба гӯр.

### *ҲИКОЯТ*[4]

Кухансоле омад ба назди табиб,
Зи нолиданаш то ба мурдан қариб,
Ки дастам ба раг барнеҳ, эй некрой,
Ки поям ҳаме барнаёяд зи ҷой.
Бад-он монад ин комати чафтаам,
Ки гӯӣ ба гил дар фурӯ рафтаам.
Бар ӯ гуфт: — «Даст аз ҷаҳон баргусил,
Ки поят қиёмат бароянд зи гил».

---

[1] А — Ин байтро надорад. [2] А — бӯр. [3] А — сапедӣ.
[4] А — Ҳикояти пири фартут ва табиб.

Нишоти ҷавонӣ зи пирон маҷӯй,
Қи оби равон боз н-ояд ба ҷӯй.
Агар дар ҷавонӣ задӣ дасту пой,
Дар айёми пирӣ ба ҳуш бошу рой.
Чу даврони умр аз чиҳил даргузашт,[1]
Мазан дасту по, к-обат аз сар гузашт.
Нишот он гаҳ аз ман рамидан гирифт,
Қи шомам сапеда дамидан гирифт.
Бибояд ҳавас кардан аз сар бадар,
Қи даври ҳавасбозӣ омад ба сар.
Ба сабза[1] куҷо тоза гардад дилам,
Қи сабза[2] бихоҳад дамид аз гилам.
Тафарруҷкунон дар ҳавою ҳавас
Гузаштем бар хоки бисьёр кас.
Қасоне, ки дигар ба ғайб андаранд,
Биёянду бар хоки мо бигзаранд.[3]
Дареғо, чунон рӯҳпарвар замон,
Қи бигзашт бар мо чу барқи ямон.
Зи савдои он пӯшаму ин хӯрам,
Напардохтам, то ғами дин хӯрам.
Дареғо, ки машғули ботил шудем,
Зи ҳақ дур мондему ғофил шудем.
Чӣ хуш гуфт бо кӯдак омӯзгор,[4]
Қи коре накардему шуд рӯзгор.[5]

* * *

Ало, эй хирадманди бисьёрҳуш,
Агар ҳушмандӣ, ба ман дор гӯш.
Баланд осмон зери пой оварӣ,
Агар панди Саъдӣ ба ҷой оварӣ:[6]

---

[1] А — баргузашт. [2] А — сабзӣ. [3] А — Баъди ин байти зерин омадааст:

Дареғо, ки фасли ҷавонӣ бирафт,
Ба лавҳу лааб зиндагонӣ бирафт.

[4] А — омезгор. [5] А — Баъди ин сарлавҳа: Ғанимат донистан ҷавонӣ пеш аз пирӣ. [6] А — 2 байтро надорад.

Ҷавоно, раҳи тоат имрӯз гир,
Ки фардо ҷавонӣ наёяд зи пир.
Фароғи дилат ҳасту нерӯи тан,
Чу майдон фарох аст, гӯе бизан.
Қазо рӯзгоре зи ман даррабуд,
Ки ҳар рӯзе аз вай шаби қадр буд.
Ман он рӯзро қадр нашнохтам,
Бидонистам, акнун, ки дарбохтам.
Чу кӯшиш кунад пирхар зери бор,
Ту мерав, ки бар бодпои савор.
Шикаста қадаҳ в-ар бубанданд чуст,
Наёвард хоҳад баҳои дуруст.
Кунун, к-ӯ фитодат ба ғафлат зи даст,
Тарике надорад магар бозбаст.
Кӣ гуфтат ба Ҷайҳун-дар андоз тан,
Чу афтод ҳам дасту пое бизан.
Зи[1] ғафлат бидодӣ зи даст оби пок,
Чӣ чора кунун ҷуз таяммум ба хок.
Чу аз чобукон дар давидан гарав
Набурдӣ, ҳам афтону хезон бирав.
Гар он бодпоён бирафтанд тез,
Ту бе дасту по аз нишастан бихез.

### *ҲИКОЯТ*[2]

Шабе хобам андар биёбони файд
Фурӯ баст пои давидан ба қайд.
Шутурбоне омад ба ҳавлу ситез,
Зимоми шутур бар сарам зад, ки хез,
Магар дил ниҳодӣ ба мурдан зи пас,
Ки бармеанахезӣ ба бонги ҷарас.
Маро ҳам чу ту хоби хуш дар сар аст,
Валекин биёбон ба пеш андар аст.

---

[1] А — Ба. [2] А — Гуфтор -дар маъниии идрок пеш аз фавт.

Ту к-аз хоби нӯшин ба бонги раҳил
Нахезӣ, дигар кай расӣ дар сабил?
Фурӯ кӯфт табли шутур сорвон,
Ба манзил расид аввали корвон.
Хунукҳушьёрони фархундабахт,
Қи пеш аз дуҳулзан бисозанд рахт,
Ба раҳ хуфтагон то бароранд сар,
Набинанд раҳ рафтагонро асар.
Сабақ бурд раҳрав, ки бархост зуд,
Пас аз нақл бедор будан чӣ суд?
Яке дар баҳорон бияфшонд ҷав,
Чӣ гандум ситонад ба вақти дарав?
Қунун бояд, эй хуфта, бедор буд,
Чу марг андар орад, зи хобат чӣ суд?
Чу шайбат даромад ба рӯи шабоб,
Шабат дер шуд, дида пур кун зи хоб.
Ман он рӯз баркандам аз умр умед,
Қи афтодам андар сиёҳӣ сапед.[1]
Дареғо, ки бигзашт умри азиз,
Бихоҳад гузашт ин даме чанд низ.
Гузашт, он чӣ дар носавобӣ гузашт.
В-ар ин низ ҳам[2] дарнаёбӣ, гузашт.
Қунун вақти тухм аст, агар парварӣ,
Гар уммед дорӣ,[3] ки хирман барӣ.
Ба шаҳри қиёмат марав тангдаст,
Қи ваҷҳе надорад ба ҳасрат нишаст.
Гарат чашми ақл асту тадбири гӯр
Қунун кун, ки чашмат нахӯрдаст мӯр.
Ба моя тавон, эй писар, суд кард,
Чӣ суд афтад[4] онро, ки сармоя хӯрд.
Қунун кӯш, к-об аз камар даргузашт,
На вақте ки селоб аз сар гузашт.

---

[1] А — 7 байтро надорад. [2] А — дам. [3] А — уммедворӣ.
[4] А — ояд.

Қунунат, ки чашм аст, ашке бибор,
Забон дар даҳон аст,[1] узре биёр.
На пайваста бошад равон дар бадан,
На ҳамвора гардад забон дар даҳан.
Қунун боядат узри тақсир гуфт,
На чун нафси нотиқ зи гуфтан бихуфт.[2]
Зи донандагон бишнав имрӯз қавл,
Ки фардо накират бипурсад ба ҳавл.
Ғанимат шумор ин гиромӣ нафас,
Ки бе мурғ қимат надорад қафас.
Макун умр зоеъ ба афсӯсу ҳайф,
Ки фурсат азиз аст, ал-вақти[3] сайф

## *ҲИКОЯТ*[4]

Қазо зиндаеро раги ҷон бурид,
Дигар кас ба маргаш гиребон дарид.
Чунин гуфт бинандаи тезҳуш,
Чу фарьёду зорӣ расидаш ба гӯш: —
«Зи дасти шумо мурда бар хештан
Гараш даст будӣ, даридӣ кафан,
Ки чандин зи теймору дардам мапеч,
Ки рӯзе ду пеш аз ту кардам басич.
Фаромӯш кардӣ магар марги хеш,
Ки марги манат нотавон карду реш».
Муҳаққиқ, ки бар мурда резад гилаш,
На бар вай, ки бар худ бисӯзад дилаш.[5]
Зи ҳиҷрони тифле, ки дар хок рафт,
Чӣ нолӣ, ки пок омаду пок рафт,
Ту пок омадӣ, барҳазар бошу бок,
Ки нанг аст, нопок рафтан ба хок.

---

[1] А — Қунун, к-ат забон ҳаст.
[2] А — Ин байтро надорад. [3] А — в-ал-вақти. [4] А — Ҳикояти латифа. [5] А — Ин байтро надорад.

Қунун бояд ин мурғро пой баст,
На он гаҳ ки сарришта бурдат зи даст.[1]
Нишастӣ ба ҷои дигар кас басе,
Нишинад ба ҷои ту дигар касе.
Агар паҳлавонию гар теғзан,
Нахоҳӣ бадар бурдан илло кафан.
Хуруҷаш агар бигсилонад каманд,
Чу дар рег монад, шавад пойбанд.
Туро низ чандон бувад дасти зӯр,
Ки поят нарафтаст дар реги гӯр.
Манеҳ дил бар ин солхӯрда макон,
Ки гунбад напояд бар ӯ гирдакон.
Чу дӣ рафту фардо наёмад ба даст,
Ҳисоб аз ҳамин як нафас кун,[2] ки ҳаст.

### *ҲИКОЯТ*[3]

Фурӯ рафт Ҷамро яке нозанин,
Кафан кард чун кирми[4] абрешимин.
Ба дахма даромад пас аз чанд рӯз,
Ки бар вай бигирьяд ба зорию сӯз.
Чу пӯшида дидаш ҳарири[5] кафан,
Ба фикрат чунин гуфт бо хештан: —
«Ман аз кирм барканда будам ба зӯр,
Биканданд аз ӯ боз кирмони гӯр.
Дар ин боғ сарве наёмад баланд,
Ки боди аҷал бехаш аз бун наканд».
Қазо нақши Юсуфҷамоле накард,
Ки моҳии гӯраш чу Юнус нахӯрд.[6]
Ду байтам ҷигар кард рӯзе кабоб,
Ки мегуфт гӯяндае бо рубоб: —

---

[1] А — Ин байтро надорад.
[2] А — Ғанимат шумор панҷ рӯзе. [3] А — Ҳикояти вафоти писари Ҷамшедшоҳ. [4] А — кирмаш. [5] А — ҳарири.
[6] А — 2 байтро надорад.

«Дареғо, ки бе мо басе навбаҳор
Бирӯяд гулу бишкуфад лолазор.
Басе тиру даймоҳу урдибиҳишт
Бароярд, ки мо хок бошему хишт».

### *Ҳикоят*[1]

Яке порсосирати ҳақпараст
Фитодаш яке хишти заррин ба даст.
Сари ҳушмандаш чунон хира кард,
Ки савдо дили равшанаш тира кард.
Ҳама шаб дар андеша, к-ин ганҷу мол
Дар ӯ, то зиям, раҳ наёбад завол.
Дигар комати аҷзам аз баҳри хост
Набояд бари кас дуто карду рост.
Сарое кунам пойбасташ рухом,
Дарахтони сақфаш ҳама уди хом.
Яке ҳуҷра хос аз паи дӯстон,
Дари ҳуҷра андар саробӯстон.
Бифарсудам аз руқъа бар руқъа дӯхт,
Тафи дигарон чашму мағзам бисӯхт.
Дигар зердастон пазандам[2] хӯриш,
Ба роҳат диҳам рӯҳро парвариш.
Ба сахтӣ бикушт ин намадбистарам,
Равам з-ин сипас абқарий густарам.
Хаёлаш хараф карду колеваранг
Ба мағзаш фурӯ бурда харчанг чанг.
Фароғи муноҷоту розаш намонд,
Хӯру хобу зикри намозаш намонд.
Ба саҳро баромад сар аз ишва маст,
Ки ҷое набудаш қарори нишаст.
Яке бар сари гӯр гил месиришт,
Ки ҳосил кунад з-он гили гӯр хишт.

---

[1] А — Гуфтор дар ёфтани обид хишти зарро. [2] А — хӯрандам.

Ба андеша лахте фурӯ рафт пир,
Ки, эй нафси кӯтаҳназар, панд гир!
Чӣ бандӣ дар ин хишти заррин дилат,
Ки як рӯз хиште кунанд аз гилат?
Тамаъро начандон даҳон аст боз,
Ки бозаш нишинад ба як луқма оз.
Бидор, эй фурӯмоя, з-ин хишт даст,
Ки Ҷайҳун нашояд ба як хишт баст.
Ту ғофил дар андешаи суду мол,
Ки сармояи умр шуд поймол.
Ғубори ҳаво чашми ғафлат бидӯхт,
Самуми ҳавас кишти умрат бисӯхт.
Бикун сурмаи ғафлат аз чашм пок,
Ки фардо шавӣ сурма дар чашми хок,

*ҲИКОЯТ*[1]

Миёни ду тан душманӣ буду ҷанг,
Сар аз кибр бар якдигар чун паланг.
Зи дидори ҳам то ба ҳадде рамон,
Ки бар ҳар ду танг омадӣ осмон.
Якеро аҷал дар сар овард ҷайш,
Сар омад бар ӯ рӯзгорони айш.
Бадандеши вайро дарун шод гашт,
Ба гӯраш пас аз муддате баргузашт.
Шабистони гӯраш дурандуда дид,
Ки вақте сарояш зарандуда дид.
Хиромон ба болинаш омад фароз,
Ҳаме гуфт бо худ лаб аз ханда боз: —
Хушо вақти маҷмӯи он кас, ки ӯст
Пас аз марги душман дар оғӯши дӯст.
Пас аз марги он кас набояд гирист,
Ки рӯзе пас аз марги душман бизист.

[1] А — Дар шамотати душман дар марги аду ва тағйи-
юри ӯ аз марг.

Зи рӯи адоват ба бозӯи зӯр
Яке тахта баркандаш аз рӯи гӯр.
Сари тоҷвар дидаш андар мағок,
Ду чашми ҷаҳонбинаш оганда хок —
Вуҷудаш гирифтори зиндони гӯр,
Танаш тӯъмаи кирму торочи мӯр.
Чунон тангаш оганда хок устухон,
Ки аз оҷ бар тӯтиё сурмадон.
Зи даври фалак бадри рӯяш ҳилол,
Зи ҷаври замон[1] сарви қаддаш хилол.
Қафи дасту сарпанҷаи зӯрманд
Ҷудо карда айём бандаш зи банд.
Чунонаш бар ӯ раҳмат омад зи дил,
Ки бисришт бар хокаш[2] аз гирья гил.
Пушаймон шуд аз кардаву хӯи зишт,
Бифармуд бар санги гӯраш набишт: —
«Макун шодмонӣ ба марги касе,
Ки даҳрат намонад пас аз вай басе».
Шунид ин сухан орифе ҳушьёр,
Бинолид, к-эй қодири кирдигор!
Аҷаб, гар ту раҳмат наёрӣ бар ӯ,
Ки бигрист душман ба зорӣ бар ӯ.
Тани мо шавад низ рӯзе чунон,
Ки бар вай бисӯзад дили душманон.
Магар дар дили дӯст раҳм оядам,
Чу бинад, ки душман бубахшоядам.
Ба ҷое расад кори сар деру зуд,
Ки, гӯӣ, дар ӯ дида ҳаргиз набуд.
Задам теша як рӯз бар талли хок,
Ба гӯш омадам нолаи дарднок,
Ки зинҳор, агар мардӣ, оҳистатар
Ки чашму баногӯшу рӯясту сар.

---

[1] А — фалак. [2] А — гӯраш.

## ҲИКОЯТ[1]

Шабе хуфта будам ба азми сафар,
Паи корвоне гирифтам саҳар,
Баромад яке саҳмгин боду гард,
Ки бар чашми мардум ҷаҳон тира кард.
Ба раҳ-бар яке духтари хона буд,
Ба меъҷар ғубор аз падар мезудуд.
Падар гуфташ: — «Эй нозанинчеҳри ман,
Ки дорӣ дил ошуфтаи меҳри ман,[2]
Начандон[3] нишинад дар ин дида хок,
Ки бозаш ба меъҷар тавон кард пок.
Бар ин хок чандон сабо бигзарад,
Ки ҳар зарра аз мо ба ҷое барад.
Туро нафси раъно чу саркаш сутур.
Давон мебарад, то ба саршеби гӯр.
Аҷал ногаҳат[4] бигсилонад рикеб,[5]
Инон бознатвон гирифт аз нишеб.[6]

* * *

Хабар дорӣ, эй устухонӣ,[7] қафас,
Ки ҷони ту мурғест, номаш нафас.
Чу мурғ аз қафас рафту бигсаст қайд,
Дигар раҳ нагардад ба саъи ту сайд.
Нигаҳ дор фурсат, ки олам дамест,
Даме пеши доно беҳ аз оламест.
Сикандар, ки бар оламе ҳукм дошт,
Дар он дам, ки бигзашту[8] олам гузошт,
Муяссар набудаш, к-аз ӯ оламе
Ситонанду мӯҳлат диҳандаш даме.

---

[1] А — Ҳикояти падар ва духтари хурд. [2] А — Ин байтро надорад. [3] А — Ки чандон.
[4] А — ногаҳон. [5] А — рикоб. [6] А — Баъди ин сарлавҳа: Дар мавъиза ва танбеҳ. [7] А — аз устухони. [8] А — мерафту.

Бирафтанду ҳар кас дар ӯ[1] он чӣ кишт,
Намонад ба ҷуз номи некиву зишт.
Чаро дил бар ин корвонгаҳ ниҳем,
Ки ёрон бирафтанду мо бар раҳем.
Пас аз мо ҳамин гул диҳад бӯстон,
Нишинанд бо якдигар дӯстон.
Дил андар дилороми дунъё мабанд,
Ки наншаст бо кас, ки дил барнаканд.
Чу дар хокдони лаҳад хуфт мард,
Қиёмат бияфшонад аз мӯй[2] гард.
Сар аз ҷайби ғафлат баровар кунун,
Ки фардо намонад ба ҳасрат нагун.[3]
На чун хоҳӣ омад ба Шероз-дар,
Сару тан бишӯӣ зи гарди сафар.
Пас, эй хоксори гунаҳанкариб,
Сафар кард хоҳӣ ба шаҳри ғариб.
Бирон аз ду сарчашман дида ҷӯй
В-ар олоише дорӣ, аз худ бишӯй.

*ҲИКОЯТ*[4]

Зи аҳди падар ёдам омад ҳаме,
Ки борони раҳмат бар ӯ ҳар даме,
Ки дар хурдиям[5] лавҳу дафтар харид,
Зи баҳрам яке хотами зар харид.
Бадар кард ногаҳ яке муштарӣ,
Ба хурмое аз дастам ангуштарӣ.
Чу нашносад ангуштарӣ тифли хурд,
Ба ширинӣ аз вай тавонанд бурд.
Ту ҳам қимати умр нашнохтӣ,
Ки дар айши ширин дарандохтӣ.[6]

---

[1] А — дуруд. [2] А — рӯй. [3] А — Ин байтро надорад. [4] А — Ҳикояти шайх Саъдӣ ва падараш. [5] А — тифлиям. [6] А — барандохтӣ.

Қиёмат, ки некон бар[1] аъло расанд,
Зи қаҳри саро бар сурайё расанд,
Туро худ бимонад сар аз нанг пеш,
Ки гирдат бароянд амалҳои хеш.
Бародар, зи кори бадон шарм дор,
Ки дар рӯи некон шавӣ шармсор.
Дар он рӯз, к-аз феъл пурсанду қавл,
Улулазмро тан[2] биларзад зи ҳавл.
Ба ҷое, ки даҳшат хӯранд анбиё,
Ту узри гунаҳро чӣ дорӣ, биё?
Заноне, ки тоат ба рағбат баранд,
Зи мардони нопорсо бигзаранд.
Туро[3] шарм н-ояд зи мардии хеш,
Ки бошад занонро қабул аз ту беш.
Занонро ба узре муайян, ки ҳаст,
Зи тоат бидоранд гаҳ-гоҳ даст.
Ту бе узр як сӯ нишинӣ чу зан,
Рав, эй кам зи зан,[4] лофи мардӣ мазан.
«Маро худ чӣ бошад забоноварӣ»,
Чунин гуфт шоҳи сухан Унсурӣ.
Маро худ мабин, эй аҷаб, дар миён,
Бубин, то чӣ гуфтанд пешиниён:[5]
Чу аз ростӣ бигзарӣ, хам бувад,
Чӣ марде бувад, к-аз зане кам бувад?
Ба нозу тараб нафс парварда гир,
Ба айёми душман қавӣ карда гир.
Яке баччаи гург мепарварид,
Чу парварда шуд хоҷа бар ҳам дарид.
Чу бар паҳлаве ҷон супурдан бихуфт,
Забоноваре дар[6] сараш рафту гуфт: —
«Ту душман чунин нозанин[7] парварӣ,
Надонӣ, ки ночор захмаш хӯрӣ?»

[1] А — ба. [2] А — дил.
[3] А — Ту ҳам. [4] А — зану. [5] А — Ин байтро надорад.
[6] А — бар. [7] А — ба нозаш ҳаме.

На иблис дар ҳаққи мо таъна зад,
Қ-аз инон наёяд ба ҷуз кори бад?
Фиғон аз бадиҳо, ки дар нафси мост.
Ки тарсам, шавад таъни[1] иблис рост.
Чу малъун писанд омадаш қаҳри мо,
Худояш биyaндохт аз баҳри мо.
Куҷо сар барорем аз ин ору нанг,
Ки бо ӯ ба сулҳему бо ҳақ ба ҷанг?
Назар дӯст то даркунад[2] сӯи ту,[3]
Чу дар рӯи душман бувад рӯи ту?
Гарат дӯст бояд, к-аз ӯ бар хӯрӣ,
Набояд, ки фармони душман барӣ.
Раво дорад аз дӯст бегонагӣ,
Ки душман гузинад ба ҳамхонагӣ.[4]
Надонӣ,[5] ки камтар ниҳад дӯст пой,
Чу бинад, ки душман бувад дар сарой.
Ба сими сияҳ то чӣ хоҳӣ харид,
Ки хоҳӣ дил аз меҳри Юсуф бурид.

### *ҲИКОЯТ*[6]

Яке бурд бо подшоҳе ситез,
Ба душман супурдаш, ки хунаш бирез.
Гирифтор дар дасти он кинатӯз
Ҳаме гуфт ҳар дам[7] ба зорию сӯз: —
Агар дӯст бар худ наёзурдаме,
Кай аз дасти душман ҷафо бурдаме?
Басо ҷаври душман бидаррад-ш пӯст
Рафике, ки бар худ биёзурд дӯст.
Ту аз дӯст гар оқилӣ бармагард,
Ки душман наёрад нигаҳ дар ту кард.[8]

---

1 А — занни.
2 А — Нодир кунад. 3 А — дӯст. 4 А — ин байтро на-
дорад. 5 А — ҳамено. 6 А — Гуфтор дар муҳофизати
ҷонибӣ дӯст. 7 А — бо худ. 8 А — Ин байтро надора[...]

Ту бо дӯст якдил шаву яксухун,
Ки худ бехи душман бараод зи бун.
Напиндорам, ин зиштномӣ накӯст,
Ба хушнудии душман озори дӯст.

*ҲИКОЯТ*[1]

Яке моли мардум ба талбис хӯрд,
Чу бархост лаънат бар иблис кард.
Чунин гуфт иблис андар раҳӣ,
Ки ҳаргиз надидам чунин аблаҳӣ: —
Туро бо ман аст, эй фалон, оштӣ,
Ба ҷангам чаро гардан афроштӣ?[2]
Дареғ аст фармудаи деви зишт,
Ки дасти малак бар ту хоҳад навишт.
Раво дорӣ аз ҷаҳлу нопокият,
Ки покон нависанд нопокият.
Тариқе ба даст ору сулҳе биҷӯй,
Шафеее барангезу узре бигӯй,
Ки як лаҳза сурат набандад амон,
Чу паймона пур шуд ба даври замон.
В-агар дасти кудрат надорӣ ба кор,
Чу бечорагон дасти зорӣ барор.
Гарат рафт аз андоза берун бадӣ,
Чу гуфтӣ, ки бад рафт, нек омадӣ.
Фаро шав, чу бинӣ дари сулҳ боз,
Ки ногаҳ дари тавба[3] гардад фароз.
Марав зери бори гунаҳ, эй писар,
Ки ҳаммол оҷиз бувад дар сафар.
Паи некмардон бубояд шитофт,
Ки ҳар к-ин саодат талаб кард, ёфт.
Валекин ту дунболи деви хасӣ,
Надонам, дари[4] солеҳон чун расӣ?

[1] А — Сарлавҳа надорад. [2] А — 4 байтро надорад.
[3] А — ногоҳ дар бар ту.
[4] А — ки дар.

Паямбар касеро шафоатгар аст,
Ки бар ҷодаи шаръи пайғамбар аст.
Раҳи рост рав, то ба манзил расӣ,
Ту бар раҳ най, з-ин қибал вопасӣ.
Чу гове, ки ассор чашмаш бубаст,
Давон то ба шаб шаб ҳамон ҷо, ки ҳаст.[1]

* * *

Гилолӯдае роҳи масҷид гирифт,
Зи бахти нагун буд[2] андар шигифт.
Яке заҷр[3] кардаш ба[4] «Таббат ядок»:
Марав доманолӯда дар ҷои пок.
Маро риққате дар дил омад бар ин,
Ки пок асту хуррам биҳишти барин.
Дар он ҷои покони уммедвор
Гилолӯдаи маъсиятро чӣ кор?
Биҳишт он ситонад, ки тоат барад,
Киро нақд бояд, бизоат барад.
Макун, доман аз гарди зиллат бишӯй,
Ки ногаҳ зи боло бубанданд ҷӯй.
Магӯ[5] мурғи давлат зи қайдам[6] биҷаст,
Ҳанӯзаш сари ришта дорӣ ба даст.
В-агар дер шуд, гармрав бошу чуст,
Зи дер омадан ғам надорад дуруст.
Ҳанӯзат аҷал дасти хоҳиш набаст,
Баровар ба даргоҳи додор даст.[7]
Махусб, эй гунаҳгори хушхуфта,[8] хез,
Ба узри гуноҳ[9] оби чашме бирез.
Чу ҳукми зарурат бувад, к-обрӯй
Бирезанд боре бар ин хоки кӯй.

---

[1] А — Ин байтро надорад. Баъди ин сарлавҳа: Дар маънии риҷо. [2] А — нагунтолеъ. [3] А — манъ. [4] А — ки. [5] А — Агар. [6] А — қайдат. [7] А — Ин байтро надорад. [8] А — гунаҳкардан хуфта. [9] А — гунох.

В-ар обат[1] намонад, шафеъ ор пеш,
Қасеро, ки ҳаст обрӯ[2] аз ту беш.
Ба қаҳр ар биронад худой[3] аз дарам,
Равони бузургон шафеъ оварам.

*ҲИКОЯТ[4]*

Ҳаме ёдам омад зи аҳди сиғар,
Ки иде бурун омадам бо падар.
Ба бозича машғули мардум шудам,
Дар ошӯби халқ аз падар гум шудам.
Баровардам аз ҳавлу даҳшат хурӯш,
Падар ногаҳонам бимолид гӯш,
Ки, эй шӯхчашм, охират чанд бор
Бигуфтам,[5] ки дастам зи доман мадор.
Ба танҳо надонад шудан тифли хурд,
Ки мушкил бувад[6] роҳи нодида бурд.
Ту ҳам тифли роҳӣ, ба саъй, эй фақир,
Бирав домани роҳдонон бигир.
Макун бо фурӯмоя мардум нишаст,
Чу кардӣ, зи ҳайбат фурӯ шӯй даст.
Ба фитроки покон даровез[7] чанг,
Ки ориф надорад зи дарьюза нанг.
Муридон ба қувват зи тифлон каманд,
Машоих чу девори мустаҳкаманд.
Биёмӯз рафтор аз он тифли хурд,
Ки чун истионат ба девор бурд,
Зи занҷири нопорсоён бираст,[8]
Кӣ дар ҳалқаи порсоён нишаст.
Агар ҳоҷате дорӣ, ин ҳалқа гир,
Ки султон надорад аз ин дар гузир.

---

[1] А — Обат. [2] А — обрӯй. [3] А — худо. [4] А — **Ҳикояти** шайх Саъдӣ бо падараш дар идгоҳ. [5] А — Нагуфтам. [6] А — тавон. [7] А — баровез. [8] А — биҷаст.

Бирав, хушачин бош Саъдисифат,
Ки гирд оварӣ хирмани маърифат.
Ало, эй муқимони меҳроби унс,
Ки фардо нишинед бар хони қудс.
Матобед рӯй аз гадоёни хайл,
Ки соҳибмурувват наронад туфайл.

* * *

Қунун бо хирад бояд анбоз гашт,
Ки фардо намонад раҳи бозгашт.[1]

*ҲИКОЯТ*[2]

Яке ғалла мурдодмаҳ тӯда кард,
Зи тевори дай хотир осуда кард.
Шабе маст шуд, оташе дарфурӯхт,[3]
Нагунбахти колева[4] хирман бисӯхт.
Дигар рӯз дар хӯшачинӣ нишаст,
Ки як ҷав зи хирман намондаш[5] ба даст.
Чу саргашта диданд дарвешро,
Яке гуфт парвардаи хешро:
«Нахоҳӣ, ки бошӣ чунин тирарӯз,
Ба девонагӣ хирмани худ масӯз!
Гар аз даст шуд умрат андар бадӣ,[6]
Ту онӣ, ки дар хирман оташ задӣ.
Фазеҳат бувад хӯша андӯхтан,
Пас аз хирмани хештан сӯхтан.
Макун, ҷони ман, тухми дин варзу дод,
Мадеҳ хирмани некномӣ ба бод».
Чу баргашта-бахте дарафтад ба банд,
Аз ӯ некбахтон бигиранд панд.

---

1 А — Панҷ байтро надорад. 2 А — Ҳикояти масти хирмансӯз. 3 А — в-оташе барфурӯхт. 4 А — колев. 5 А — наёмад. 6 А — умрат бишуд дар бадӣ.

Ту пеш аз укубат дари афв кӯб,
Ки сӯде надорад фиғон зери чӯб.
Барор аз гиребони ғафлат сарат,
Ки фардо намонад хиҷил дар барат.

*ҲИКОЯТ*[1]

Яке муттафиқ буд бар мункаре,
Гузар кард бар вай накӯмаҳзаре.
Нишаст аз хиҷолат арақ карда рӯй,
Ки оё хиҷил гаштам аз шайхи кӯй?
Шунид ин сухан пири[2] равшанравон,
Бар ӯ барбишӯриду гуфт: — «Эй ҷавон,
Наёяд ҳаме шармат аз хештан,
Ки ҳақ ҳозиру шарм дорӣ зи ман.
Наёсоӣ аз ҷониби ҳеҷ кас,
Бирав, ҷониби ҳақ нигаҳ дору бас.
Чунон шарм дор аз худованди хеш,
Ки шармат зи ҳамсоягон[3] асту хеш».

*ҲИКОЯТ*[4]

Зулайхо чу гашт аз маи ишқ маст,
Ба домони Юсуф даровехт даст.
Чунон деви шаҳват ризо дода буд,
Ки чун гург дар Юсуф афтода буд.
Буте дошт бонуи Миср аз рухом,
Бар ӯ мӯътакиф бомдодону шом.
Дар он лаҳза рӯяш бибӯсиду сар,
Мабодо, ки зишт оядаш дар назар.
Ғамолӯда Юсуф ба кунҷе нишаст,
Ба сар бар зи нафси ситамгора даст.

---

[1] А — Ҳикояти соҳибҷурм ва шайхи маҳалла. [2] Хабар ёфт донои. [3] А — бегонагон. [4] А — ҳикояти Зулайхо бо Юсуф алайҳиссалом.

Зулайхо ду дасташ бипўшиду[1] пой,
Қи, эй сустпаймони саркаш, дарой!
Ба сандондилӣ рўй дар ҳам макаш,
Ба тундӣ парешон макун вақти хуш.
Равон гашташ аз дида бар чеҳра ҷўй,
Қи баргарду нопокӣ аз ман маҷўй.
Ту дар рўи санге шудӣ шармнок,
Маро шарм бод аз худованди пок.
Чӣ суд, ар пушаймонӣ ояд[2] ба каф,
Чу сармояи умр кардӣ талаф?
Шароб аз паи сурхрўӣ хўранд,
В-аз ў оқибат зардрўӣ баранд.
Ба узровари хоҳиш имрўз кун,
Қи фардо намонад маҷоли сухун.
Палидӣ кунад гурба бар ҷои пок,
Чӣ зишташ намояд, бипўшад ба хок.
Ту озодӣ аз нописандидаҳо,
Натарсӣ,[3] ки бар[4] вай фитад дидаҳо.
Барандеш аз он бандаи пургуноҳ,
Қи аз хоҷа оюк[5] шавад чанд гоҳ.
Агар бозгардад ба сидқу ниёз,
Ба занҷиру бандаш наёранд боз.
Ба киноварӣ бо касе барситез,
Қи аз вай гузират бувад, ё гурез.
Қунун кард бояд амалро ҳисоб,
На вақте ки маншур гардад китоб.
Касе гарчи бад кард, ҳам бад накард,
Қи пеш аз[6] қиёмат ғами худ бихўрд.
Гар оина аз оҳ гардад сиёҳ,
Шавад равшан оинан дил ба оҳ.
Битарс аз гуноҳони хеш ин[7] нафас,
Қи рўзи қиёмат натарсӣ зи кас.

[1] А — *бибўсаду*. [2] А — *ояд*.
[3] А — *натарсад*. [4] А — *дар*. [5] А — *як сў*. [6] А — *рўзи*.
[7] А — *худ як*.

## *ҲИКОЯТ*[1]

Ғариб омадам дар саводи Ҳабаш,
Дил аз даҳр фориғ, сар аз айш хуш:
Ба раҳ-бар яке дакка дидам баланд,
Тане чанд мискин дар[2] ӯ пойбанд.
Басичи сафар кардам андар нафас,
Биёбон гирифтам чу мурғ аз қафас.
Яке гуфт, к-ин бандиён шабраванд,
Насиҳат нагиранду ҳақ нашнаванд.
Чу бар кас наёмад зи дастат ситам,
Туро гар ҷаҳон шаҳна гирад, чӣ ғам?
Наёварда омил ғиш андар миён,
Наяндешад аз рафъи девониён,
В-агар иффататро фиреб аст зер,
Забони ҳисобат нагардад далер.[3]
Накӯномро кас нагирад асир,
Битарс аз худову матарс аз амир.
Чу хидмат писандида орам ба ҷой,
Наяндешам аз душмани тирарой.
Агар банда кӯшиш кунад бандавор,
Азизаш бидорад худовандгор.
В-агар кундрояст дар бандагӣ,
Зи ҷондорӣ афтад ба харбандагӣ.
Қадам пеш неҳ, к-аз малак бизгарӣ,
Ки[4] гар бозмонӣ зи дад камтарӣ.

## *ҲИКОЯТ*[5]

Якеро ба чавгон маҳи Домғон
Бизад, то чу таблаш баромад фиғон:
Шаб аз бекарорӣ наёраст хуфт,
Бар ӯ порсое гузар карду гуфт: —

---

[1] Гуфтор дар мусофират ба замини ҳабаша. [2] А — бар. [3] А — Се байтро надорад. [4] А — Ва. [5] А — Ҳикояти малеха.

Ба шаб гар бибурдӣ[1] бари шаҳна сӯз,
Гуноҳ[2] обрӯяш набурдӣ ба рӯз.
Қасе рӯзи маҳшар нагардад хиҷил,
Қи шабҳо ба даргаҳ барад сӯзи дил.
Агар ҳушмандӣ, зи довар бихоҳ
Шаби тавба тақсири рӯзи гуноҳ.
Ҳанӯз ар сари сулҳ дорӣ, чӣ бим?
Дари узрхоҳон набандад карим.
Қариме, ки овардат аз нест ҳаст,
Аҷаб, гар биёфтӣ, нагирад-т даст?!
Агар бандаӣ дасти ҳоҷат барор,
В-агар шармсор оби ҳасрат бибор.
Наёмад[3] бар ин дар касе узрхоҳ,
Ки сели надомат нашусташ гуноҳ.
Нарезад худой обрӯи касе,
Ки резад гуноҳ оби чашмаш басе.

### *ҲИКОЯТ*[4]

Ба Саъно-дарам тифле андар гузашт,
Чӣ гӯям, к-аз онам чӣ бар сар гузашт.
Қазо нақши Юсуфҷамоле накард,
Ки моҳии гӯраш чу Юнус нахӯрд.
Дар ин боғ сарве наёмад баланд,
Ки боди аҷал бехаш аз бун наканд.
Ниҳоле басе сол гардад дарахт,
Зи бехаш барорад яке боди сахт.[5]
Аҷаб нест бар хок агар гул шукуфт,
Ки чандин гуландом дар хок хуфт.
Ба дил гуфтам: — «Эй нанги мардон, бимир,
Ки кӯдак равад поку олӯда пир».

---

[1] А — набурдӣ. [2] А — Худой.
[3] А — наёяд. [4] А — Дар вафоти фарзанди шайх Саъдӣ раҳматуллоҳ. [5] А — Ин байтро надорад.

Зи савдову ошуфтагӣ бар қадаш
Барандохтам санге аз марқадаш.
Зи ҳавлам дар он ҷои торику танг
Бишӯрид ҳолу бигардид ранг.
Чу бозомадам з-ин[1] тағайюр ба ҳӯш,
Зи фарзанди дилбандам омад ба гӯш:
«Гарат ваҳшат омад зи торик ҷой,
Баҳуш бошу бо рӯшноӣ дарой.
Шаби гӯр хоҳӣ мунаввар чу рӯз,
Аз ин[2] ҷо чароғи амал барфурӯз.
Тани коркун мебиларзад зи таб,
Мабодо, ки нахлаш наёрад рутаб.
Гурӯҳе фаровонтамаъ зан(н) баранд,
Ки гандум наяфшонда хирман баранд.
Бар он хӯрд, Саъдӣ, ки бехе нишонд,
Қасе бурд хирман, ки тухме фишонд.

---

[1] А — з-он. [2] А — он.

19—6668

## БОБИ ДАҲУМ

### *ДАР МУНОҶОТ ВА ХАТМИ КИТОБ*

Биё, то барорем дасте зи дил,
Ки натвон баровард фардо зи гил.
Ба фасли хазон дарнаёбӣ[1] дарахт,
Ки бебарг монад зи сармои сахт.
Барорад тиҳӣ дастҳои ниёз,
Зи раҳмат нагардад тиҳидаст боз.
Мапиндор, аз он дар, ки ҳаргиз набаст,
Ки навмед гардад баровард даст.
Қазо хилъате номдораш диҳад,
Қадар мева дар остинаш ниҳад.
Ҳама тоат оранду мискин ниёз,
Биё то ба даргоҳи мискиннавоз.
Чу шохи бараҳна барорем даст,
Ки бе барг аз ин беш натвон нишаст.
Худовандгоро, назар кун ба ҷуд,
Ки ҷурм омад[2] аз бандагон дар вуҷуд.
Гуноҳ ояд аз бандаи хоксор,
Ба уммеди афви худовандгор.
Каримо, ба ризқи ту парвардаем,
Ба инъому лутфи ту хӯ кардаем.
Гадо чун карам бинаду лутфу ноз,
Нагардад зи дунболи бахшанда боз.

---

[1] А — *дарнабинӣ.* [2] А — *ояд.*

Чу моро ба дунъё ту кардӣ азиз,
Ба укбо ҳамин чашм дорем низ.
Азизию хорӣ ту бахшию бас,
Азизи ту хорӣ набинад зи кас.
Худоро[1] ба иззат, ки хорам макун,
Ба зилли гунаҳ шармсорам макун.
Мусаллат макун чун мане бар сарам,
Зи дасти ту беҳ гар укубат барам.
Ба гетӣ набошад батар з-ин баде,[2]
Ҷафо бурдан аз дасти ҳамчун худе.
Маро шармсорӣ зи рӯи ту бас,
Дигар шармсорам макун пеши кас.
Гарам бар сар афтад зи ту соя,
Сипеҳрам бувад камтарин поя.
Агар[3] тоҷбахше сар афрозадам,
Ту бардор, то кас наяндозадам.
Танам мебиларзад, чу ёд оварам,
Муноҷоти шӯридае дар ҳарам,
Ки мегуфт шӯридае дилфигор: —
Илоҳо, бубахшу ба зиллам мадор.
Ҳаме гуфт бо ҳақ ба зорӣ басе,
Маяфкан, ки дастам нагирад касе.
Ба лутфам бихону марон аз дарам,
Надорад ба ҷуз остонат сарам.[4]
Ту донӣ, ки мискину бечораем,
Фурӯ мондаи нафси аммораем.
Наметозад ин нафси саркаш чунон,
Ки аклаш тавонад гирифтан инон.
Кӣ бо нафсу шайтон барояд ба зӯр,
Масофи палангон наёяд зи мӯр.
Ба мардони роҳат, ки роҳе бидеҳ.
В-аз ин душманонам паноҳе бидеҳ.

---

[1] А — Худоё. [2] А — Чу гуфтам батар з-ин набошад баде. [3] А — В-агар. [4] А — Чор байтро надорад.

Худоё, ба зоти худовандият,
Ба авсофи бемислу монандият
Ба лаббайки ҳаҷҷоҷи байтулҳаром,
Ба мадфуни Ясриб алайҳиссалом.
Ба такбири мардони шамшерзан,
Ки марди вағоро шуморанд зан.
Ба тооти пирони ороста,
Ба сидқи ҷавонони навхоста,
Ки моро дар он вартае як нафас
Зи нанги ду гуфтан ба фарьёд рас.
Умед аст аз онон,[1] ки тоат кунанд,
Ки бетоатонро шафоат кунанд.[2]
Ба покон, к-аз олоишам дур дор,
В-агар зиллате рафт, маъзур дор.
Ба пирони пушт аз ибодат дуто,
Зи шарми гунаҳ дида бар пушти по,
Ки чашмам зи рӯи саодат мабанд,
Забонам ба вақти шаҳодат мабанд.
Чароғи яқинам фаро роҳ дор,
Зи бад карданам даст кӯтоҳ дор.
Бигардон зи нодиданӣ дидаам,
Мадеҳ даст бар нописандидаам.
Ман он зарраам дар ҳавои ту нест,
Вуҷуду адам дар заломам[3] якест.
Зи хуршеди лутфат шуое басам,
Ки ҷуз дар шуоат[4] набинад касам.
Бадеро нигаҳ кун, ки беҳтар кас аст,
Гадоро зи шоҳ илтифоте бас аст.[5]
Маро гар бигирӣ ба инсофу дод,
Бинолам, ки лутфат[6] на ин ваъда дод.
Худоё, ба хорӣ[7] марон аз дарам,
Ки сурат набандад даре дигарам.

[1] А — *онло*. [2] А — *баранд*.
[3] А — *З-эътикорам*. [4] А — *саодат*. [5] А — *Ин байтро надорад*. [6] А — *афвам*. [7] А — *зиллат*.

В-ар аз ҷаҳл ғоиб шудам рӯз чанд,
Кунун, к-омадам, дар ба рӯям мабанд.
Чӣ узр орам аз нанги тардоманӣ,
Магар аҷз пеш оварам, к-эй ғанӣ,[1]
Фақирам, ба ҷурми[2] гуноҳам магир,
Ғаниро тараҳҳум бувад бар фақир.
Чаро бояд аз заъфи ҳолам гирист,
Агар ман заифам, паноҳам қавист.
Худоё, ба ғафлат шикастем аҳд,
Чӣ зӯр оварад бо қазо дасти ҷаҳд?
Чӣ бархезад аз дасти тадбири мо,
Ҳамин нукта бас узри тақсири мо.
Ҳама, ҳар чӣ кардам, ту барҳам задӣ,
Чӣ қувват кунад бо худой худӣ.[3]
На ман сар зи ҳукмат бадар мебарам,
Ки ҳукмат чунин меравад бар сарам.

*ҲИКОЯТ*

Сияҳчардаеро касе зишт хонд,
Ҷавобе бигуфташ, ки ҳайрон бимонд: —
«На ман сурати хеш худ кардаам,
Ки айбам шуморӣ, ки бад кардаам.
Туро бо ман, ар зиштрӯям, чӣ кор,
На охир манам зишту зебонигор?
Аз онам, ки бар сар набиштӣ зи пеш,
На кам кардам,[4] эй бандапарвар, на беш.
Ту доной, охир, ки қодир наям,
Тавонои мутлақ туӣ, ман киям?
Гарам раҳ намоӣ, расидам ба хайр,
В-агар гум[5] кунӣ, бозмонам зи сайр.
Ҷаҳонофарин гар на ёрӣ кунад,
Куҷо банда парҳезгорӣ кунад?»[6]

[1] А — Намеғунҷад андар худой худӣ. [2] А — ҷурму.
[3] А — Ин байтро надорад.
[4] А — гардад. [5] А — рад. [6] А — Баъди ин сарлавҳа: «Ҳикоят».

* * *

Чӣ хуш гуфт дарвеши кӯтоҳдаст,
Ки шаб тавба карду саҳаргаҳ шикаст.
Гар ӯ тавба бахшад, бимонад дуруст,
Ки паймони мо бесабот асту суст.
Ба ҳаққат, ки чашмам зи ботил бидӯз,
Ба нурат, ки фардо ба норам масӯз.
Зи мискиниям рӯй дар хок рафт,
Ғубори гуноҳам бар афлок рафт.
Ту як навбат, эй абри раҳмат, бибор,
Ки дар пеши борон напояд ғубор.
Зи ҷурмам дар ин мамлакат ҷоҳ нест,
Валекин ба мулке дигар роҳ нест.
Ту донӣ замири забонбастагон,
Ту марҳам ниҳӣ бар дили хастагон.

### *ҲИКОЯТ*[1]

Муғе дар ба рӯй аз ҷаҳон баста буд,
Бутеро ба хидмат миён баста буд.
Пас аз чанд сол он накӯҳидакеш
Қазо ҳолате саъбаш овард пеш.
Ба пои бут-андар ба уммеди хайр
Биғалтид бечора бар хоки дайр,
Ки дармондаам, даст гир, эй санам,
Ба ҷон омадам, раҳм кун бар танам.
Бизорид дар хидматаш борҳо,
Ки ҳеҷаш басомон нашуд корҳо.
Буте чун барорад муҳиммоти кас,
Ки натвонад аз худ биронад магас?
Барошуфт, к-эй пойбанди залол,
Ба ботил парастидамат чанд сол.

---

[1] А — Ҳикояти пири бутпарасти ҳоҷатхоҳ.

Муҳимме, ки дар пеш дорам, барор
В-агарна бихоҳам зи парвардигор.
Ҳанӯз аз бут олӯда рӯяш ба хок,
Ки комаш баровард яздони пок.
Ҳақоиқшиносе дар ин хира шуд,
Сари вақт софӣ бар ӯ тира шуд,
Ки саргаштаи дуни яздонпараст,[1]
Ҳанӯзаш сар аз хамри бутхона маст,
Дил аз куфру даст аз хиёнат бишуст,[2]
Худояш баровард коме ,ки ҷуст.
Фурӯ рафт хотир дар ин мушкилаш,
Ки пайғоме омад ба гӯши дилаш,
Ки пеши санам пири нокисуқул
Басе гуфту қавлаш наёмад қабул.
Гар аз даргаҳи мо шавад низ рад,
Пас он гаҳ чӣ фарқ аз санам то самад?
Дил андар самад бояд, эй дӯст, баст,
Ки оҷизтаранд аз санам ҳар кӣ ҳаст.
Муҳол аст, агар сар бар ин дар ниҳӣ,
Ки боз оядат дасти ҳоҷат тиҳӣ.
Худоё, муқассир ба кор омадем,
Тиҳи дасту уммедвор омадем.

### *ҲИКОЯТ*[3]

Шунидам, ки масте зи тоби набид
Ба мақсураи масҷиде дардавид.
Бинолид бар остони карам,
Ки, ё раб, ба фирдавси аъло барам.
Муаззин гиребон гирифташ, ки ҳин,
Сагу масҷид, эй фориғ аз ақлу дин!
Чӣ шоиста кардӣ, ки хоҳӣ[4] биҳишт,
Намезебадат ноз бо рӯи зишт.

---

[1] А — матронпараст. [2] А — хабосат нашуст.
[3] А — Гуфтор дар моҷарои масту муаззин. [4] А — ҷӯӣ.

Бигуфт ин сухан пиру бигрист маст,
Ки мастам, бидор аз ман, эй хоҷа, даст.
Аҷаб дорӣ аз лутфи парвардигор,
Ки бошад гунаҳгоре уммедвор?
Туро менагӯям, ки узрам пазир,
Дари тавба боз асту ҳақ дастгир.
Ҳаме шарм дорам зи лутфи карим,
Ки хонам гунаҳ пеши[1] афваш азим.
Қасеро, ки пирӣ дарорад зи пой,
Чу дасташ нагирӣ, нахезад зи ҷой.
Ман онам зи пой[2] андарафтода пир,
Худоё, ба фазли худат даст гир.
Нагӯям бузургию ҷоҳам бубахш,
Фурӯмондагию гуноҳам бубахш.
Агар ёре андак залал донадам,
Ба нобихрадӣ шӯҳра гардонадам.
Ту бинову мо хоиф аз якдигар,
Ки ту пардапӯшию мо пардадар.
Бароварда мардум зи берун хурӯш,
Ту бинанда[3] дар пардаву пардапӯш.
Ба нодонӣ ар бандагон сар кашанд,
Худовандгорон қалам даркашанд.
Агар ҷурм бахшӣ ба миқдори[4] ҷуд,
Намонад гунаҳгорӣ андар вуҷуд.
В-агар хашм гирӣ ба қадри гуноҳ,
Ба дӯзах фиристу тарозу маҳоҳ,
Гарам даст гирӣ, ба ҷое расам,
В-агар бифканӣ, барнагирад касам.
Кӣ зӯр оварад, гар ту ёрӣ диҳӣ?
Кӣ гирад, чу ту растагорӣ диҳӣ?
Ду хоҳанд будан ба маҳшар фариқ,
Надонам, кадомин[5] диҳандам тариқ.

---

1 А — назди. 2 А — по. 3 А — бо банда. 4 А — кирдори.

Аҷаб, гар бувад роҳам аз дасти рост,
Ки аз дасти ман ҷуз бадӣ барнахост.
Дилам медиҳад вақт-вақт ин умед,
Ки ҳақ шарм дорад зи мӯи сапед.
Аҷаб дорад,[1] ар шарм дорад зи ман,
Ки шармам намеояд аз хештан.
На Юсуф, ки чандон бало диду банд,
Чу ҳукмаш равон гашту қадраш баланд,
Гунаҳ афв кард оли Яъқубро,
Ки маънӣ бувад сурати хубро.
Ба кирдори бадшон муқайяд накард,
Бизооти музҷоташон рад накард.
Зи лутфат ҳаме[2] чашм дорем низ,
Бар ин бебизоат бубахш, эй азиз!
Кас аз ман сияҳноматар дида нест,
Ки ҳеҷам фиоли писандида нест.
Ҷуз ин, к-эътимодам ба ёрии туст,
Умедам ба омурзгории туст.
Бизоат наёвардам илло умед,
Худоё, зи афвам макун ноумед.

*Поёни Бӯстон*

---

[1] А — дорам.
[2] А — хамин.

## МУНДАРИЧА

**Боби дуввум**



**Боби саввум**

*Саади Шерози*

# БУСТОН

(на таджикском языке)

Ороиши *А. Муҳаммадиев*
Муҳаррири ороиш *А. Муҳаммадиев*
Муҳаррири техникӣ *Я. Бекназарова*
Мусаҳҳеҳон *В. Одина, Р. Убайдуллоева*

БИ № 329

Бо матбаа 13.09.89 супурда шуд. Ба чопаш 31.07.90 имзо шуд. Фо
мати 70×108 1/32. Қоғази типографии № 1. Гарнитурааш адабӣ Чопа
барҷаста. Ҷузъи чопии шартӣ 13,3. Ҷузъи рангаи шартӣ 14,175. Ҷуз
нашрию ҳисобӣ 13,489. Адади нашр 14000. Супориши № 6668. На
хаш 1 сӯм 40 тин.

734003, Душанбе, нашриёти «Адиб», кӯчаи Рӯдакӣ, 33.

Матбааи аввалини Қомитети давлатии РСС Тоҷикистон оид ба ма
буот. 734025, Душанбе хиёбони Ленин, 37.